АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ ҶУМҲУРИИ ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ ВА МЕРОСИ ХАТТӢ
ДОНИШГОҲИ ИСЛОМИИ ТОҶИКИСТОН
БА НОМИ ИМОМ АБУҲАНИФА

ТОҶИДДИН МАРДОНӢ

# РУДАКӢ ВА АДАБИЁТИ АРАБ

(МАҶМӮАИ МАҚОЛАҲО)

МУҲАРРИРИ МАСЪУЛ:
АҲМАД ҲОҶИЗОДАИ МАДРУШКАТӢ



ДУШАНБЕ - 2010

ББК 100+250.2
М-85

ТОҶИДДИН МАРДОНӢ

М-85 **Рӯдакӣ ва адабиёти араб. – Душанбе: «Ирфон», 2010, - 128 саҳ.**

Ин маҷмӯа иборат аз мақолаҳое мебошад, ки ба робитаи эҷодиёти устод Рӯдакӣ бо адабиёти араб, баррасиҳои муҳаққиқони араб дар бораи шеъру андешаҳои ӯ, таъсири мутақобилаи шеъри классики араб ба мероси манзуми ин суханвари бузург ва шӯҳрати ӯ миёни аҳли адаби асрҳои миёнаи араб бахшида шудаанд.

Китоб ба аҳли илму адаб, мутахассисони риштаи равобити адабӣ, хоҳ арабшинос бошанд хоҳ эроншинос, ба донишҷӯёни бахшҳои филологияи араб ва форсу тоҷик, инчунин ба ҳамаи дӯстдорон ва посдорони мероси фарҳангию адабии ниёконамон пешниҳод мешавад.

**Пешгуфтори доктори илмҳои филология,
профессор Абдунабӣ Сатторзода**

**Виростор: Кишвар Абдулло Аскарда**

М 4603010000 – 137 - 2010
М 501 (12) - 2010

ISBNS 978 –99947 – 65-78-2 ББК 100+130.2

## РӮДАКӢ АЗ НИГОҲИ АРАБШИНОС

Рӯдакишиносӣ дар Тоҷикистон, ки бо мақолаҳову рисолаи маълуми устод Садриддини Айнӣ дар солҳои 30 ва 40-уми садаи XX оғоз гардида буд, солҳои 50 ва 60-уми қарни гузашта бо таълиф гардидани китоби академик Абдулғанӣ Мирзоев «Абӯабдуллоҳ Рӯдакӣ» (1958) ва мақолаи узви вобастаи АИ Тоҷикистон И.С.Брагинский «Дар бораи маҳорати шоирии Рӯдакӣ» (1964) марҳилаи ташаккули худро ба поён расонида, қадам ба давраи такомул ниҳода буд.

Дар даҳсолаҳои пасина дар рӯдакишиносии тоҷик, агар навиштаҳои ҷудогонаи Р.Ҳодизода, С.Имронов, А.Афсаҳзод, С.Амирқулов, Абдуманнони Насруддин ва нашри тозаи девони шоир бо таҳия, тасҳеҳ ва сарсухану ҳавошии Қодири Рустамро дар соли 2007 истисно намоем, асарҳои дигаре ба вуҷуд наомаданд, ки бо таълифоти ёдшудаи С.Айнӣ, А.Мирзоев ва И.С.Брагинский ҳамсанг бошанд.

Ба табъ расидани силсилаи мақолаҳои арабшиноси номии тоҷик Тоҷиддин Мардонӣ дар бораи падари адабиёти форсии тоҷикӣ устод Рӯдакӣ, ки дар маҷмӯаи «Рӯдакӣ ва адабиёти араб» гирдоварӣ шудааст, дар рӯдакишиносии муосир падидаи тозаву хуш аст. Бурди ин донишманди пуркору пухтакор дар он аст, ки ӯ илова бар матраҳ намудани масъалаи муҳимми илмӣ – таҳқиқи муносибати Рӯдакӣ бо адабиёти араб ва мушаххас сохтани саҳми муҳаққиқон, ноширон ва мутарҷимони араб дар муаррифии осор ва афкори шоир дар кишварҳои арабӣ –бори нахуст аз сарчашмаҳои арабӣ ба таври мукаммал истифода кардааст. Пеш аз ӯ рӯдакишиносони тоҷик ва дунё агарчи баъзе маълумоти марбут ба Рӯдакиро аз сарчашмаҳои арабӣ ба доираи таҳқиқ мекашиданд, вале он ноқис, кандаканда ва тасодуфӣ буд.

Дар натиҷаи омӯзиши нуктасанҷонаи сарчашма ва таҳқиқоти арабӣ ба Тоҷиддин Мардонӣ муяссар гардидааст, ки ба бозёфтҳои илмии назаррасе муваффақ шавад.

Якс аз он бозёфтҳо ин аст, ки вай дар мақолаи «Бори дигар роҷеъ ба осори боқимондаи устод Рӯдакӣ» бо истифода аз маълумоти мақолаи китобшиноси муосири араб Асъад Талас таҳти унвони «Китобхонаҳои Фаластин ва нафистарин дастнависҳои онҳо» (1945) бо далелҳои мӯътамад ба исбот расонидааст, ки нусхаҳое, ки дар китобхонаи «ал-Холидия»-и шаҳри ал–Қудс бо номҳои «Тоҷ ал-масодир фи-л-арабия ва-л-форсия» ва «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ» нигаҳдорӣ мешаванд, ба қалами устоди адаби форсии тоҷикӣ Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ тааллуқ доранд. Ва бо ҳамин ба баҳси чансадсолаи интисоби ин ду асар (аз Ҳоҷӣ Халифа то Абдуғанӣ Мирзоев) хотима бахшид. «Ҷойи тааҷҷуб нест, – навиштааст ӯ, – ки асари Рӯдакӣ маҳз дар ҳамин шаҳр (ал–Қудс – А.С.) пайдо гардидааст, зеро ин мавзеъ аз давраҳои қадим зиёратгоҳи мусулмонон буд ва роҳи мусофирони қосиди Макка ва Мадина аз ин ҷо мегузашт. Бинобар ин ҳар як шахси ба ин шаҳр омада воҷиби худ медонист, ки дастовезе ба масҷидҳову мадрасаҳову китобхонаҳои он тақдим намояд. Шояд нафаре аз дӯстони мухлиси Рӯдакӣ ё ҳаводорони шеъри некӯи ӯ дар роҳи ҳақ ё бо умури шахсӣ, тиҷорӣ ал–Қудсро зиёрат карда, ба волие ё адибу олими фазилатманди он диёр дастнависи зебои асари шоири бузурги моро ҳадя карда бошад».

Тоҷиддин Мардонӣ гумони яқин бар он дорад, ки «натанҳо дар китобхонаҳои ал–Қудс, балки дар китобхонаҳои азими Туркия, Ироқ, Сурия, Миср, Арабистони Саудӣ ва ғайра нусхаҳои бисёр дастнависҳои осори адибону олимони асрҳои миёнаи форсу тоҷикро пайдо кардан мумкин аст, ки аслан ҳатто сарлавҳаҳои онҳо дар феҳристҳои имрӯза дарҷ нагардидаанд». Аз ҷумла донишманди тоҷик, тавре ки дар яке аз сӯҳбатҳояш бо муаллифи ин сатрҳо изҳор дошт, имон бар он дорад, ки дар байни он

дастнависҳо нусхаи асли девони Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ низ мавҷуд аст. Ва ӯ дар орзӯи фаро расидани он рӯзи муборакест, ки ба Фаластин сафаре дошта бошад ва девони падари шеъри форсии тоҷикиро бо чашми сари худ бубинад ва нусхаи он ва ҳам ду луғати адибро бо худ ба Тоҷикистон биоварад. Муҳаққиқ умед ба он ҳомиёни ҳотамро дорад, ки харҷи сафарашро ба ӯҳда мегиранд. Кашфи нусхаи асли девони устод Рӯдакӣ, ки гумон меравад бар асари ҳаводиси рӯзгор аз байн рафтааст, инқилобе дар рӯдакишиносӣ хоҳад кард ва бо он марҳилаи сифатан нави ин шохаи адабиётшиносӣ оғоз хоҳад шуд.

Дастоварди дигари Тоҷиддин Мардонӣ дар рӯдакишиносӣ кашфи як тарҷумаи қадими арабии шеъри дигари шоир мебошад. То имрӯз танҳо як намунаи тарҷумаи арабии шеъри Рӯдакӣ дар замони қадим маълум буд. Онро адиби арабизабони форснажод Абӯмансур ас-Саъолибӣ ан-Нишопурӣ (ваф. 1038) дар тазкираи машҳури худ «Ятимат ад-даҳр фӣ маҳосин аҳл ал-аср» зикр намудааст ва онро рӯдакишиноси барҷастаи эронӣ Саид Нафисӣ дубора ба форсии тоҷикӣ чунин баргардонда буд:

Ин  ҷаҳонро нигар ба чашми хирад,
Не бад-он чашм, к-андар ӯ нигарӣ.
Ҳамчу дарёст в-аз накӯкорӣ
Киштие соз, то бад-он гузарӣ.

Муҳаққиқ тарҷумаи арабии ду байти дигари устод Рӯдакиро муқаррар намудааст, ки онро дар вақташ Фазлуллоҳ ар-Ровандӣ, бино ба гуфтаи ӯ, «дар чанд намуд ба арабӣ тарҷума карда будааст».

Бо баъзе хулоса ва натиҷагириҳои Тоҷиддин Мардонӣ метавон баҳс кард ва ё бо онҳо розӣ нашуд, аммо арзиши илмӣ ва амалии онҳоро наметавон инкор кард. Бо ин ҳама, ба гумони мо, муҳаққиқро лозим буд, ки ҳангоми ташхиси сарчашмаҳои арабии афкор ва осори Рӯдакӣ ва адибони

дигари форсигӯй, монанди Носири Хусрав, ҳамчунин падидаи вуҷуди маъниҳои муштарак дар сурудаҳои онҳо ва адибони араб ва ё арабизабон боэҳтиёт ва мулоҳизакор бошад. Вагарна аз хилоли навиштаҳои ӯ бармеояд, ки гӯиё дар маъниофаринӣ шоирони форсигӯй, аз ҷумла Рӯдакӣ ва Носири Хусрав, гоҳо истиқлол надоштанд ва ба адабиёти араб пайравӣ ё тақлид менамуданд. Ҳатто то ба дараҷае, ки асарҳои ҷудогонаи онҳо тарҷумаи айнии навиштаҳои адибони араб, аз ҷумла Ибни Муқаффаъ, Абӯнувос ва Абӯлало ал–Маарриро ба хотири муҳаққиқ расондаанд.

Вуҷуди монандӣ ва маъниҳои муштарак дар офаридаҳои адибони форсигӯй ва муаллифони араб ва ё арабизабон, ба андешаи мо, на тарҷумаву тақлид, балки натиҷаи доштани сарчашмаҳои муштарак, аз қабили Қуръон, ҳадисҳои Пайғамбари ислом, адабиёти паҳлавӣ, ки намунаҳои зиёди он ба забони арабӣ баргардонида шуда буд, ҳамчунин муҳити адабӣ ва фарҳангии шабеҳ мебошад. Муштаракоте, ки дар миёни андешаҳои устод Рӯдакӣ, Носири Хусрав ва Ибни Муқаффаъ, Абӯнувос, Абӯлало ал–Мааррӣ ва дигарон ба назари муҳаққиқ расидаанд, дар ҳамин заминаҳои муштарак сар задаанд. Ин гуна муштаракотро дар улуми адабии гузашта «таворуди афкор» меномиданд, на «тарҷума» ва ё «тақлид». Гузашта аз ин фаромӯш набояд кард, ки поягузор ва пешбарандаи адабиёти араб дар гузашта касоне буданд мисли Ибни Муқаффаъ (722-759), Башшор ибни Бурд (714-783), Абӯнувос (756-62 -813-15), Абӯяъқуби Хураймии Суғдӣ (ваф.829) ва дигарон, ки эронитабор буда, суннатҳои адабиёти қадимии миллии хешро давом додаанд. Бино ба маълумоти сарчашмаҳо, аз охири садаи V11 то охири садаи 1X зиёда аз 50 шоир ва нависандаи форснажод дар офариниши адабиёти араб ширкат варзидаанд.

Ас-Саъолибӣ шаҳодат додааст, ки ал– Абивардӣ ном шоири муосири ӯ «қасидае дорад, ки дар он амсоли қадими форсҳоро тарҷума кардааст». Комилан равшан аст, ки истеъмоли амсоли мазкур аз тарафи Рӯдакӣ ва Носири Хус-

рав ва пешгузаштагони онҳо чунин маъно дорад,ки ин масалро аз давраҳои хеле қадим миёни мардуми форсинажод роич буда, дар осори Ибн ал–Муқаффаҳ, устод Рӯдакӣ ва дигарон дарч гардидаанд.

Таъкиди ин нукта ҳаргиз маънои онро надорад, ки Рӯдакӣ, Носири Хусрав ва дигар шоиру нависандагони форсу точик аз мероси адибони миллатҳои дигар, дар айни замон араб, баҳра набардоштаанд. Баҳра бурдани падари шеъри форсии точикӣ Абӯабдуллоҳ Рӯдакиро аз адабиёти араб худи муҳаққиқ ба хубӣ нишон додааст.

Имони комил дорам, ки асари нави Точиддин Мардонӣ «Рӯдакӣ ва адабиёти араб» аз тарафи аҳли илму адаби точик ва рӯдакишиносон ба хушӣ пазируфта хоҳад шуд.

**Абдунабӣ Сатторзода,**
**доктори илмҳои филология, профессор**

## РУДАКӢ ВА АДАБИЁТИ АРАБ

Сарчашмаҳои таърихию адабии асрҳои миёна равшан далолат мекунанд, ки аксари шоирони асрҳои IX – X, аз ҷумла ҳамасрони устод Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ, забон ва адабиёти арабро ба дараҷаи аъло аз худ карда буданд ва ҳатто ба ҳар ду забон – забони форсии тоҷикӣ ва арабӣ шеър меофариданд. Мутаассифона, дар бораи он, ки устод Рӯдакӣ ба забони арабӣ шеър эҷод мекард ё на, ин сарчашмаҳо ишорае накардаанд. Ҳаминаш маълум аст, ки муаллифи «Китоб ал–ансоб» Абдулкарим ибн Муҳаммад ас–Самъонӣ аз забони вазири номдори Сомониён Абулфазли Балъамӣ овардааст, ки «Рӯдакиро дар Арабу Аҷам назир нест»[ 29, 147; 2, 1, 291; 20, 510]. Ба ин маъно суханони мутарҷими «Маҷолис ан–нафоис»-и Алишер Навоӣ, муаллифи асри XV Ҳаким Муҳаммадшоҳи Қазвинӣ шояд ягона истисное бошанд, ки бо далоили дигар ҳанӯз бевосита тасдиқу таъйид наёфтаанд. Ӯ навиштааст, ки «Рӯдакӣ пешвову сарвари шоирони форсигӯи Мовароуннаҳр буд ва ашъори арабӣ низ некӯ мегуфт» [3, 62. ]. Ин суханон шубҳаангез ба чашм мерасанд, зеро агар Рӯдакӣ ба арабӣ шеър эҷод мекард, ин ҳодиса аз мадди назари муаррихон ва тазкиранигорони пешин ҳаргиз берун намемонд. Вале агар он чизро ба эътибор гирем, ки девони комили ӯ маҳфуз намондааст ва тазкираҳои зиёди асримиёнагӣ, ки дар онҳо ашъори арабии шоири бузург шояд сабт шуда бошад, аз байн рафта ва ё то ба ҳол пайдо нашуда, ба дасти муҳаққиқон нарасидаанд, масъалаи ба арабӣ шеър гуфтани Рӯдакӣ норавшан боқӣ мемонад. Вале қариб ҳамаи омӯзандагони эҷодиёти Рӯдакӣ қайд кардаанд, ки шоир забон ва сарфу наҳви арабиро хуб медонистааст. Мувофиқи маълумоти Муҳаммад Авфӣ, ӯ ҳанӯз дар синни ҳаштсолагӣ Қуръонро ҳифз карда будааст. Воқеан, яке аз масоиле, ки таваҷҷуҳи муҳаққиқонро

ба худ ҷалб менамояд, инъикоси маъонӣ ва мазомини оёти Қуръони карим, қиссаҳои қуръонӣ ва аҳодиси набавӣ дар ашъори устод Рӯдакӣ мебошад, ки мавзуъи мазкур аз доираи ин мақолаи мо берун аст ва тадқиқи бисёр дақиқу муфассали чудогонаеро талаб менамояд. Хушбахтона, баъзе паҳлӯҳои ин мавзӯъ имрӯзҳо аз ҷониби мутахассисони соҳаи арабшиносӣ дар Тоҷикистон ва Ирон мавриди тадқиқу баррасӣ қарор гирифтаанд. Аз корҳои дар ин самт анҷомёфта метавон мақолаҳои Фахруддин Насриддинов «Таҷаллии оёти Қуръон дар ашъори султони шоирон» [19, 201 - 207], Носир Ҷоннисор «Таъсири оёт ва аҳодис дар шеъри Рӯдакӣ» [22, 105 - 106], Сакина Расмӣ «Ҷилваҳои Қуръон дар анвоъи шеъри форсӣ аз Рӯдакӣ то Аттор» [26] ва суханрониҳои доктор Абдушукур Абдусаттор «Талмиҳоти арабӣ - исломӣ дар шеъри Рӯдакӣ»[1] ва Маъруф Назаровро «Истифодаи ҳикматҳои қуръонӣ ва аҳодиси набавӣ дар ашъори Рӯдакӣ»[2] ном бурд.

Мавзӯи дигари ҷолиб истифодаи калимаву ибороти арабӣ дар шеъри Рӯдакӣ мебошад, ки баррасии он масъалаи нуфузи забони арабиро натанҳо дар мероси ин суханвари бузург, балки умуман дар назми форсӣ – тоҷикии замони ӯ равшан месозад. Маҷмӯи байтҳои боқимондаи Рӯдакӣ зиёда аз дуҳазору ҳафтсад калимаи гуногунро дарбар гирифта, бисту ду фоизи онро калимаҳои арабӣ ташкил медиҳанд [12]. Ҳангоми мутолаъаи ашъори Рӯдакӣ чунин ба назар мерасад, ки осори манзуми ӯ ҳанӯз бо калима ва ибороти зиёди арабӣ пур набудааст, хусусан унсурҳоеро, ки он давра ба забони мардум ворид нашуда ва ба онҳо фаҳмо набуд, хеле кам фаро гирифтааст. Бо вуҷуди ин, чуноне ки А. Абдуллоев нишон додааст, баъзе луғатнигорон

[1] Суханронӣ дар Конфронси ҷумҳуриявии илмӣ – назариявии «Нақши осори устод Рӯдакӣ дар тарбияи маърифатӣ – фарҳангии ҷавонон», ки дар Донишкадаи давлатии забонҳои Тоҷикистон 24 майи соли 2008 баргузор шуд.

[2] Суханронӣ дар ҳамон Конфронс.

заруур шуморидаанд, ки вожаҳои арабии ашъори Рӯдакиро шарҳу тавзиҳ диҳанд » [1].

Пас аз истилои арабҳо ва ҷорӣ шудани забони арабӣ дар Мовароуннаҳру Хуросон аҳли адаби ин сарзамин бо мероси адабии мардуми араб шиносоӣ пайдо карданд. Минбаъд дар ашъори суханварони ин сарзамин истифодаи сувари хаёли эҷодиёти шифоҳӣ ва адабиёти хаттии арабҳо бештар роиҷ мегардад. Аз ҷумла, дар ашъори Рӯдакӣ симоҳои маъмулу машҳури назму насри қадими араб ба монанди Маҷнун, Лайло, Салмо вомехӯранд. Шояд ин симоҳо дар ашъори гузаштагони Рӯдакӣ истифода шуда бошанд, аммо дар порчаҳои шеърии бозмондаи онҳо ин симоҳо дучор намеоянд. Яке аз ғазалҳои Рӯдакӣ бо чунин матлаъ оғоз меёбад [23, 120]:

Мушавваш аст дилам аз карашмаи Салмо,
Чунон ки хотири Маҷнун зи турраи Лайло.

Симои Салморо ҳанӯз дар назми «ҷоҳилия», яъне давраи тоисломии арабҳо, дидан мумкин аст. Ӯ яке аз қаҳрамонони доимии ашъори ошиқонаи сардафтари назми тоисломии араб Имру-л-Қайс (ваф. 540) мебошад, ки чор аср қабл аз Рӯдакӣ зиндагӣ кардааст. Қобили қайд аст, ки муаллифи «Таърихи Қум» Ҳасан ибни Абдулмалики Қумӣ аз забони Абулфазл ибн ал-Амид дар бораи Рӯдакӣ чунин меорад, ки «Абӯҷаъфар дар рӯзгори худ ҳамчу Имру-л-Қайс аст дар рӯзгори худ» [ 20, 502]. Дар як шеъраш Имру-л-Қайс гуфтааст. «Шабҳое, ки ман бо Салмо будам, дандонҳои садафосою ҳамвораш ва гардани ба мисли гардани ғизоли ҷавони ӯро медидам».

Дар замони Сомониён забон ва адабиёти араб бо забон ва адабиёти форсу тоҷик аллакай то ба андозае қаробат ва омезиш пайдо карда буданд, ки ҳамдигарро танҳо таҳким бахшида ғанӣ мегардониданд. Аз ин рӯст, ки, масалан, образҳои Лайливу Маҷнун аз адабиёти араб ба адабиёти

форсу тоҷик ворид гардида, достони ин ду ошиқи ноком, чунон ки маълум аст, тавассути адабиёти форсу тоҷик ба адабиёти халқҳои дигари Шарқ дохил гардида машҳур шудааст [10].

Табиист, ки Рӯдакӣ бо мероси адабии арабҳо шиносоии амиқ доштааст, зеро ба ақидаи А. Т. Тоҳирҷонов, ки ӯро нобино меҳисобад, шогирдоне доштааст, ки ба ӯ китобҳо ва шеърҳоро ба забони арабӣ хонда медодаанд [31, 143]. Ӯ номҳои як қатор шоирони арабро бо камоли эҳтиром ба забон гирифта, ба маҳорату истеъдоди онҳо натанҳо офарин мегӯяд, балки худро бо онҳо дар як радиф мегузорад. Аз ҷумла, дар қасидаи «Модари май» омадааст[ 23, 31]:

Ҷуз ба сазовори мир гуфт надонам,
В-ар чи Ҷарирам ба шеъру Тоию Ҳассон.
Мадҳи амире, ки мадҳ з -ӯст ҷаҳонро,
Зинат ҳам з -ӯю фарру нузҳату сомон.
Сахт шикӯҳам, ки аҷзи ман бинамояд,
В-ар чи Сариъам або фасоҳати Саҳбон.

Тавре ки мебинем, Рӯдакӣ ба иқтидори ҳунари шоирии худ чунон бовар дошта, ки дар ин порча худро бо сухансароёни номии араб дар як радиф гузошта, ашъори шоирони номбурдаро меъёри қудрати суханварӣ ва камолоти маҳорат донистааст. Ин шоирон кӣ буданд ва кадом ҷиҳати эҷодиёти онҳоро Рӯдакӣ барин нобиғаи каломи бадиъ писандида, ба шахсияти онҳо эътиқодманд будааст?

Шоири якӯм, ки ӯро Рӯдакӣ ном гирифтааст, Ҷарир ибни Атийя (30/650 -115/733) буда, яке аз машҳуртарин шоирони давраи аввали ислом ба шумор меравад. Қисми зиёди ашъори ӯро мунозараву муноқаша бо шоирони дигари замонаш ва ҳаҷви онҳо ташкил медиҳад. Адабиётшиноси араб Умар Фаррух аз забони ҳамзамонони Ҷарир чунин меорад, ки ӯ дар пояи болотар аз шоирони асраш меистод ва бар тамоми онҳое, ки ӯро ҳаҷв кардаанд, ғолиб меомад

ба ҷуз Ахтал ва Фараздақ, зеро инҳо ҳамроҳ ба ӯ ҳамла меоварданд. Агар ҳар яке алоҳида баромад мекард, Ҷарир бешак ҳар дуро тез мағлуб месохт. Ҷарир қариб дар ҳамаи намудҳои шеърӣ, алалхусус дар насиб, ғазал, марсия, ҳиҷо, мадҳ, васф ва урҷузасароӣ қувва озмудааст. Умар Фаррух суханашро дар бораи Ҷарир идома дода менависад: «Ашъори ӯ маҷмуи маоънии равшану возеҳ, алфози фасеҳ, таркиби қавӣ ва сабки зебо буда, забони ашъораш бо соддагиву равонӣ ва мавзунӣ дар хотири кас ба зудӣ нақш мебандад» [32, I, 665].

Шоёни таваҷҷӯҳ аст, ки шоири асри Ғазнавиён Иброҳим ибни Яҳьё ал- Ғаззӣ (441/1049 – 524/1130), ки бо забони арабӣ шеър гуфта, иддае аз бузургони Кирмону Хуросону Мовароуннаҳрро мадҳ кардааст, дар касидае Ҷарир, Фараздақ, Ҳассон ва Рӯдакиро дар якҷоягӣ ном гирифтааст [20, 509]:

لو لا جرير و الفر زدق لم يدم ذكر جميل من بنى مروان
و ترى ثناء الروذكى مخلداً من كل ما جمعت بنو سامان
و ملوك غسان تفانوا غيرما قد قاله حسان فى غسان

*Агар ситоиши Ҷарииру Фараздақ намебуд,*
*Ёди неки Марвониён дер намепоид.*
*Ва бубинӣ, сутудаҳои Рӯдакӣ аз ҳар он чи*
*Сомониён гирд оварда буданд, ҷовидтар бимонд.*
*Шоҳони Ғассон низ ба фано рафтанду*
*Танҳо гуфтаҳои Ҳассон дар бораи онҳо боқӣ монд.*

Муҳаммад Авфӣ дар «Лубоб ал-албоб» ин ду байтро бо дигаргуние бе зикри номи муаллиф меоварад [2, 1, 13]:

لو لا شهود الجود أنكر سامع ما قاله حسان فى غسان
ونرى ثناء الروذكى مخلدا من كل ما جمعت بنو سامان

Саид Нафисӣ дар ин хусус мегӯяд, ки сарфи назар аз ал-

Ғаззӣ ё аз шоири дигар будани ин байтҳо «мақсуд он аст, ки шоироне, ки ба тозӣ сухан гуфтаанд, низ ҷалолати шаъни Рӯдакӣ ишонро даргирифтааст» [20, 509 ]. Мафҳуми дар байтҳои боло зикршударо шоири асри XIV форсу тоҷик Ибни Ямини Фарюмадӣ низ дар як байти худ ифода кардааст [15а, 369 ]:

Зи шоир зинда мемонад ба гетӣ ном шоҳонро,
Фуруғ аз Рӯдакӣ дорад чароғи дудаи Сомон.

Шоири дигари араб Абӯтаммом ат-Тоӣ (804-855), ки номашро Рӯдакӣ овардааст, яке аз шоирони соҳибистеъдод буда, қувваи ҳофизааш дар кас ҳайрат меангехтааст. Ашъораш бағоят ширин буда, дар он ақоиди панду ахлоқии ӯ ифода ёфтааст. Ҳамасронаш ӯро на танҳо шоир, балки чун файласуф низ писандидаанд.

Метавон тахмин кард, ки сабаби шӯҳрати шеъри Абӯтаммом ва ал-Буҳтурӣ дар Мовароуннаҳру Хуросони асри X дар он аст, ки онҳо аз давомдиҳандагони шеъри қадим ва анъанавии араб буданд. Эҳтимол меравад, ки назми анъанавии араб назди шуарои Мовароуннаҳру Хуросон меъёр ва намунаи маҳорати шоирӣ ҳисоб мешудааст. Ба услуби шоирони ҷоҳилияи (пешазисломии) араб қасидаҳо сурудани баъзе шоирони форсу тоҷик, аз ҷумла Манучеҳриро, аз ҳамин сабаб донистан мумкин аст.

Шоири сеюм Ҳассон ибни Собит (ваф. 674) аст, ки мероси ин шоир бештар аз мадҳу ҳаҷв, марсияву хамриёт, ҳамосаву фахр ва ғазал иборат аст. Мадҳу ҳиҷои Ҳассон бештар табиати шахсӣ ва қабилавӣ дошта, дар он вай душманони худро ҳадафи ҳаҷв қарор медиҳад ва ё бо қабилаи худ фахр карда, онро ситоишу қабилаи мухолифро мазаммат мекунад.

Пас аз зуҳури дини мубини ислом Ҳассон онро бо самимият пазируфт ва ҷонибдори боихлоси Пайғомбари ислом (с) гардида, динро аз душманон ҳимоят мекард ва Расули Худоро мадҳ гуфта бадхоҳону кофиронро мавриди

ҳаҷву ҳамлаҳои шадид қарор медод. Аз ин ҷост, ки ӯ ҳамчун «шоир ан - набӣ»(«шоири Паёмбар») дар таърихи ислом ному шӯҳрат пайдо кард. Ба ин муносабат бояд як байти Носири Хусравро дар мадҳу ситоиши Пайғомбар(с) хотиррасон кард, ки дар он Рӯдакиву Ҳассонро ном гирифта, худро ба онҳо баробар кардааст [21, 1, 499 ]:

Ҷонро зи баҳри мидҳати Оли Расул
Гаҳ Рӯдакию гоҳе Ҳассон кунам.

Чорум касе, ки Рӯдакӣ аз ӯ ёдовар шудааст, Муслим ибн ал-Валид ал-Ансорӣ (ваф. 823) мебошад, ки бо лақаби Сариъ-ал-Ғавонӣ машҳур буда, яке аз шоирони дарбори халифа Ҳорун ар-Рашид будааст. Адабиётшиносон Сариъро нахустин шоире мешиносанд, ки дар адабиёти даврai Аббосиён (750-1258) навпардозӣ карда, маонии латиф ва дақиқ офаридааст. Сариъро ҳамчун ғазалсарои забардаст ва ширинкалом мешисанданд.

Ва ниҳоят охирин шахсе, ки Рӯдакӣ ӯро ном бурдааст, Саҳбони Воил, бештар на ҳамчун шоир, балки чун нотиқ ва хатиби болаёқат шӯҳрат дорад. Ӯ дар даврai халифаи сулолаи Умавиён Муовия зиндагӣ карда тахти ҳимояти ӯ будааст. Саҳбон хатиби боиқтидор ва фасиҳзабон буда, метавонист соатҳои дароз монда нашуда ваъз гӯяд, нутқ эрод кунад. Яке аз машҳуртарин хутбаҳои ӯ «аш-Шавҳо» ном дошта, аз ҷониби арабҳо ҳамчун беҳтарин ва зеботарин намунаи фасоҳату балоғат ва сухани бадоҳатан гуфташуда ба шумор меравад.

Баъзе муҳаққиқон изҳори ақида кардаанд, ки Рӯдакӣ шеъри яке аз шоирони намоёни араб Абулҳасан ибни Ҷурҷисро (221/834/284/897), ки бо тахаллуси Ибн ар-Румӣ машҳур аст, аз забони арабӣ ба забони дарӣ тарҷума кардааст. Масалан, У. М. Даудпота чунин мешуморад, ки шеъри зерини Рӯдакӣ тарҷумаи дарии шеъри Ибн ар-Румӣ аст [23, 112; 37, 146]:

Ман мӯи хешро на аз он мекунам сиёҳ,
То боз навҷавон шаваму нав кунам гуноҳ.
Чун ҷомаҳо ба вақти мусибат сияҳ кунанд,
Ман мӯй аз мусибати пирӣ кунам сиёҳ.

Шеъри арабии Ибн ар-Румӣ чунин аст [37, 145]:

لم اخضب الشيب للغوانى        ابغى به عندها ودادا
بل الخضاب على شبابى        البست من بعده حدادا

*Ман мӯи пиронаамро баҳри соҳибҷамолон*
*ранг накардаам,*
*Ки бо ин наздашон меҳру муҳаббат хоҳам.*
*Балки ба ёди ҷавониам онро ранг кардам -*
*Чун гузашт (ҷавониам), либоси сиёҳи мотам*
*ба бар кардам.*

Дар воқеъ, ба муносибати Ибн ар – Румӣ гуфтан ба мавриданд аст, ки модараш иронӣ буд ва аз ин рӯ шоир бо аслу насаби форсии худ, ки онро ба подшоҳони иронӣ пайваста медонист, ифтихор мекард. Таъсири забон ва фарҳангу адабиёти форсӣ дар эҷодиёти ӯ фаровон дида мешавад. Аз ҷумла, истифодаи шумораи зиёди калимаву иборати форсӣ яке аз нишондиҳандаҳои ин таъсир мебошад, ки дар тадқиқоти махсуси олими мисрӣ Муҳаммад Муҳаммад Юнус равшан инъикос ёфтааст [36].

Адабиётшиноси ироқӣ Ҳусейн Алӣ Маҳфуз дар бораи робитаҳои адабиёти классикии форсу тоҷик ва араб сухан ронда қайд мекунад, ки намояндагони ҳар ду адабиёт аз эҷоди ҳамдигар баҳра бурдаанд. Аз ҷумла ӯ менависад, ки дар ашъори Рӯдакӣ мавзӯъ ва мазмунҳое ҳастанд, ки онҳоро хутбаҳои Алӣ ибн Абутолиб, шеърҳои Тарафат ибн ал–Абд, ал–Мутанаббӣ, Абӯнувос ва дигар суханварони араб низ доро мебошанд. Барои исботи гуфтаҳои худ Алӣ Маҳфуз байтҳои гуногуни ашъори Рӯдакиро оварда дар

баробари онҳо байтҳои ҳамоҳангу ҳаммазмуни шоирони арабро овардааст [15, II, 33].

Яке аз мавзӯъҳои хеле ҷолибу шавқовар барои адабиётшиносони арабу аҷам мавзӯи муносибат ва иртиботи маъноии ашъори устод Рӯдакӣ бо шеъри шуарои араб мебошад, зеро пӯшида нест, ки Рӯдакӣ аз ашъори шоирони гуногуни араб, чи тавре ки Ҳ. А. Маҳфуз нишон додааст, таъсири чашмрасе пазируфтааст. Муҳаққиқон махсусан ба робитаи «хамриёти» Рӯдакӣ ва « хамриёти» шоирони гузаштаи араб ишораҳои асоснок карда, ҷараёни ташаккул ва роҳҳои гузариши онро ба назми форсу тоҷик баррасӣ мекунанд. Аз ҷумла,арабшиноси тоҷик Н. Зоҳидов заминаҳои инкишофи намуди шеъри хамриро дар эҷодиёти Рӯдакӣ ва ҳамасронаш хеле равшан нишон дода, таъсирпазирии онро аз назми классикии араб дуруст таъкид менамояд [4]. Алоқаи мероси манзуми Рӯдакиро бо суннатҳои бадеъии араб адабиётшиноси булғорӣ Б. Райханова низ батафсил тавсиф кардааст [24; 25]. Тадқиқотчии ҷавони эронӣ Д. Зулфиқорӣ ҳатто ҷуръати илмӣ нишон дода, аҳвол ва ашъори шоири форснажоди арабзабон Башшор ибн Бурдро ( 96/ 714 – 164/ 784 ) бо аҳвол ва ашъори устод Рӯдакӣ муқояса карда [5], хулосаҳои хеле аҷиб баровардааст, ки мутаассифона, ин ҷо маҷоли нақли муфассали он нест.

Ҳамаи олимоне, ки бо забон ва адабиёти араб ва форсу тоҷик хуб ошноянд ва адабиётшиносии муқоясавиро чун тахассуси илмии худ ихтиёр кардаанд, ба эҷодиёти Рӯдакӣ муроҷаат намуда, ҳатман робитаи қасидаи «Модари май» -ро бо хамриёти шоирони араб, хусусан Абунувос, таъкид мекунанд. Аз ҷумла, муҳаққиқи боистеъдоди эронӣ Сайид Фазлуллоҳи Мирқодирӣ баҳси густардае зери унвони «Нақди татбиқии хамриёти Рӯдакӣ ва Абунувос» анҷом додааст [16].

Муҳаққиқи дигари араб Муҳаммад Ғунаймӣ Ҳилол дар китоби «Мунтахаби шеъри форсӣ» ашъори шоирони форсу тоҷикро дар тарҷумаи худ гирд оварда, масалан мегӯяд, ки

дар қасидаи «Модари май» таъсири хамриёти Абунувос дида мешавад [34,5]. Ақидаи Муҳаммад Ғунаймӣ Ҳилол ва адабиётшиносони дигар дар бораи робитаи маънавии Рӯдакӣ бо Абунувос, ки бо лақаби Ибни Ҳонӣ низ шӯҳрат доштааст, ҳақиқат дорад. Ин муносибат аз рӯи байти зерини Масъуди Саъди Салмон ҳам муайян мегардад, ки ҳар ду шоирро дар як радиф гузошта, бо ифтихор худро аз онҳо авлотар мешуморад [14, 515]:

Суҷуд омад ба пеши хотири ман
Равони Рӯдакиву ибни Ҳонӣ

Муҳаммад Ғунаймӣ Ҳилол инчунин баъзе байтҳои қасидаи «Модари май»- ро бо байтҳои ашъори шоири араб аз Андалусия Ибни Зайдун (1003-1071) аз ҳайси мавзӯъ ва тарзи баёну ифода муқоиса намуда ҳамоҳанг донистааст. Ӯ шеъри дар боло зикршудаи Рӯдакиро низ ҷой дода, доир ба тарҷума аз шеъри арабии Ибн ар-Румӣ ё шоири дигар будан ё набудани он чизе нагуфтааст ва ҳатто худаш онро аз дарӣ ба забони арабӣ тарҷума кардааст.

Аз муқоисаи шеърҳои мазкури Рӯдакӣ ва Ибн ар-Румӣ бармеояд, ки шеъри Рӯдакӣ тарҷумаи шеъри ибн ар-Румӣ набуда, балки дар татаббӯи он гуфта шудааст. Воқеан, ба қалами Ибн ар-Румӣ шеъри дигаре низ дар мавзӯи ранг кардани риши мӯйсафедон тааллуқ дорад. Тазкиранигор Ибни Халликон дар асари худ «Вафаёт ал-аъён» оид ба Ибн ар-Румӣ ва ашъори ӯ маълумот дода, аз ҷумла менависад, ки ӯ дар мазаммати ришро ранг кардан сухане дорад. Сипас Ибни Халликон аз забони Ҷаъфар ибни Муҳаммад ал-Ҳамадонӣ дар бораи шеъри зерини Ибн ар-Румӣ чунин меорад: «Ин мазмунро пеш аз ӯ касе баён накардааст ва касе беҳтар аз ӯ дар ин мавзӯъ шеър нагуфтааст: «Агар сиёҳии риши мард, ки аз ҷавониаш боқӣ монда, дер давом кунад, (мардум) онро рангкарда гумон мекунанд. Вале чи тавр муйсафед умед мебандад, ки мардум

риши рангкардаи ӯро аслӣ ва худи ӯро ҷавон гумон мекунанд?» [6, III, 359]. Ин шеъри Ибн ар-Румӣ ба шеъри яке аз ҳамасрони Рӯдакӣ - Хусравонӣ, ки гӯё шеъри устод Рӯдакӣ ҷавобан ба шеъри ӯ навишта шуда бошад, бештар ҳамоҳангиву қаробат дорад.

Ҳамаи ин ба андешае водор мекунад, ки Рӯдакӣ дар қатори дигар шоирони араб ба ин шоир ҳусни таваҷҷӯҳи бештаре доштааст. Қобили қайд аст, ки Ибн ар-Румӣ дар асрҳои миёна дар доираҳои илмӣ ва адабии Моварounнаҳру Хуросон шӯҳрат доштааст, зеро Шаҳиди Балхӣ ва Абӯалӣ ибн Сино низ ба эҷодиёти ӯ муроҷиат кардаанд. Шаҳиди Балхӣ як шеъри ӯро ба забони тоҷикӣ тарҷума кардааст. Сино бошад, бино бар қавли Давлатшоҳи Самарқандӣ, «ӯро мӯътақид буда ва бар баъзе ашъори мушкилаи ӯ шарҳ навишта». [28, 21]

Муносабати устод Рӯдакӣ ба суханварони араб аз рӯи гуфтаи баъзе шоирони асримиёнагии форсу тоҷик, ки ӯро бо онҳо дар як радиф ном гирифтаанд, низ возеҳ мегардад. Дар ин боб байти Хоқонии Шервонӣ ҷолиб аст:

Гарчи будаст пеш аз ин дар Арабу Аҷам равон
Шеъри Шаҳиду Рӯдакӣ, назми Лабиду Буҳтурӣ.

Агар ашъори ин чор тан шоирро мавриди муқоиса қарор диҳем, аз лиҳози зебоии ифодаву ширинии баён, баландии ғояву равонии забон ба ҳам шабоҳат доштани онҳо зоҳир мегардад. Хусусан қасидаи ал-Буҳтурӣ «Бозгашт ба Ироқ», ки дар васфи Бағдод ва ба ин шаҳр аз Димишқ баргаштани мамдӯҳи шоир халифа ал-Мутаваккил иншо шудааст, бо қасидаи «Бӯи ҷӯи Мӯлиён»-и устод Рӯдакӣ аз ҳайси мавзӯъ ва тарзи баён шабоҳат дорад.

Вуҷуд доштани муносабатро байни ал - Буҳтурӣ ва Рӯдакӣ маълумоти тозаи тазкираи «Тарҷумон албалоға»- и ар-Родуёнӣ низ тақвият медиҳад. Дар фасли санъати тарҷума ӯ мегӯяд, ки «яке аз балоғат тарҷума гуфтан аст ва беҳтарин тарҷума он бувад, ки маъниро

тамом нақл кунад ба лафзи мӯҷазу балиғ». Барои мисол ар-Родуёнӣ байти дар сифати қалам сурудаи ал-Буҳтуриро меорад. Сипас зери ин байт байти дигареро ба забони дарӣ зикр карда, вале ба қалами кадом шоир тааллуқ доштани онро нагуфтааст [27, 115]:

Тезии шамшер дораду равиши мор,
Колбади ошиқону гунаи бемор.

Маълум шуд, ки ин байт дар таркиби қитъаи зерин будааст, ки бо номи «чистони қалам»-и Рӯдакӣ машҳур аст [23, 105]:

Ланги раванда аст, гӯш нею суханёб,
Гунги фасеҳ аст, чашм нею ҷаҳонбин.
Тезии шамшер дораду равиши мор,
Колбади ошиқону гунаи ғамгин.

Қатъи назар аз истифода шудани калимаҳои гуногун дар охири байт маънии он тағйир наёфта ҳар ду вариант ҳам мазмуни байти Буҳтуриро пурра ва аниқ ифода мекунад.

Ашъори устод Рӯдакӣ ҳанӯз дар асрҳои миёна дар саросари Шарқ шӯҳрат доштааст. Номи Рӯдакӣ ба арабҳо низ шинос буд, зеро он дар баъзе манбаъҳо ба монанди «Китоб ал-ансоб»-и Самъонӣ [29, 93], «Мӯъҷам ал-булдон»-и Ёқути Ҳамавӣ [33, 1, 498] «Ятимат ад-даҳр»-и Саолибӣ [30, IV, 149], ки ба забони арабӣ таълиф шуда, миёни доираҳои илмиву адабии араб машҳур буданд, омадааст. Баъзе шеърҳои Рӯдакӣ дар ҳамон замон ба забони арабӣ тарҷума шудаанд, лекин то ба ин замон мо танҳо як шеъри ба арабӣ тарҷумашудаи Рӯдакиро дар даст доштем, ки тарҷумаи онро дар нимаи дуюми асри X шоири арабизабони тоҷик Аҳмад ибн ал–Муаммил анҷом додааст. Аммо асли тоҷикии ин шеър боқӣ намондааст ва онро ба шарофати Саид Нафисӣ, ки аз нав ба забони модарии Рӯдакӣ баргардонидааст, хонда метавонем [23, 528]:

Ин ҷаҳонро нигар ба чашми хирад,
Не бад-он чашм, к-андар ӯ нигарӣ.

Ҳамчу дарёст в-аз накӯкорӣ
Киштие соз то бад-он гузарӣ.

Ҳамин қитъаро шоир ва сӯфии маъруфи араб Абӯмуҳаммад Абдулазиз ат-Тунисӣ (ваф. 1075) вохӯрдааст ва дар як шеъри худ ба он ишора мекунад. Вале масъалаи он, ки оё ат-Тунисӣ нусхаи тоҷикии қитъаи Рӯдакиро бевосита хондааст ва ё тавассути тазкираҳои арабизабон бо тарҷумаи он ошно шудааст, ҳанӯз равшан набуда, таҳқиқи алоҳидаро металабад. Шеъри ӯ дар тазкираи Ибн аз-Зайёт (ваф. 1229) «ат-Ташаввуф ила риҷол ат-тасаввуф» омадааст, ки мазмунаш чунин аст [Ниг.: 35, II, 446]:

Дар ҳақиқат худованд бандаҳои бохираде
доштааст,
Ки дунёро раҳо, ва худро аз фитнаҳои он
дур кардаанд.
Дар моҳияти он андешаҳо ронда, донистаанд,
Ки он барои одами зинда ватани доимӣ нест.
Он гоҳ онро баҳре диниста, барои гузаштан аз он,
Аз аъмоли солеҳ ва накӯкорӣ киштиҳо сохтанд.

Масъалаи муносабати устод Рӯдакӣ бо адабиёти араб ниҳоят шавқангез буда, пурра омӯхтани он аз вазифаҳои муҳимми арабшиносӣ ва адабиётшиносии тоҷик мебошад, зеро мароҳили оғозини равобити адабию фарҳангиро миёни Арабу Аҷам, миёни мардуми тозӣ ва форсу тоҷик барои мо равшан месозад. Мо бо ин тадқиқ танҳо барои андак равшан кардани чанд нуқтаи вобаста ба мавзуи иртиботи эҷодиёти Одам аш – шуарои Аҷам бо адабиёти араб саъй намудем. Умед аст, ки арабшиносони ҷавони тоҷик дар оянда ҷустуҷӯи амиқтару васеътар ва тадқиқи мукаммалтару фарохтар дар ин мавзӯъ анҷом дода, ба мардуми адабдӯсти тоҷик ва ҷаҳон пешкаш менамоянд.

## АДАБИЁТ

1. Абдуллоев А. Шарҳи вожаҳои арабии ашъори Рӯдакӣ дар фарҳанги «Мунтахаб ал-луғот»-и Татавӣ. Симпозиуми байналмилалии «Рӯдакӣ ва фарҳанги ҷаҳон». Душанбе, 6–7 сентябри 2008. Фишурдаи суханрониҳо.–Душанбе, 2008.– С. 115 – 116.

2. Авфӣ, Муҳаммад. Лубоб ал-албоб. Аз рӯи чопи проф. Э. Браун бо муқаддима ва таъликоти аллома М. Қазвинӣ ва таҳшияву таҳқиқоти устод С. Нафисӣ ва тарҷумаи дебочаи англисӣ ба форсӣ ба қалами М. Аббосӣ. - Теҳрон: Фахри Розӣ, 1361.

3. Афсаҳзод А. Баҳсҳо оид ба Рӯдакӣ дар асри XV. Ёдбуди устод Рӯдакӣ. – Душанбе: Дониш, 1978 – С. 59 – 72.

4. Захидов Н. О предпосылках развития винной поэзии в творчестве Рудаки и его современников. // Рудаки и художественные традиции народов Центральной Азии и Индии. – Душанбе, 2008.– С. 205–221.

5. Зулфиқорӣ, Дориюш. Нақду баррасии муқобалаии аҳвол ва ашъори Рӯдакӣ ва Башшор. Поённомаи коршиносии аршад. Донишгоҳи тарбияти мударрис. – Теҳрон, 1380.

6. Ибн Халликон. Вафаёт ал-аъён ва анбо абно аз-замон. Ҳаққиқаҳу д-р Иҳсон Аббос. Дар 8 ҷилд. - Бейрут: Дор ас–Содир ли-т-тибоъа ва-н-нашр, 1968 – 1972.

7. Имру-л-Қайс. Диван /Таҳқиқ Муҳаммад Абулфазл Ибраҳим. ат-Табъат ал-уло. –ал-Қоҳира: Дор ал-маориф би Миср, 1969.

8. Каримиён, Нодир. Ҷойгоҳи Рӯдакӣ дар адабиёти араб //Рӯдакӣ. Фаслномаи адабӣ–фарҳангии Ройзании фарҳангии Ҷумҳурии Исломии Ирон дар Тоҷикистон. Соли шашӯм, шумораи 8 – 9, тирамоҳ ва зимистон 2005 – 2006.-С. 87 – 100.

9. ал-Кик, Виктор. Таъсири фарҳанги араб дар ашъори Манучеҳрии Домғонӣ. – Бейрут: Дор ал – Машриқ, 1971.

10. Крачковский И. Ю. Ранняя повесть о Маджнунс и Лсйле в арабской литсратурс // И. Ю. Крачковский. Избранные сочинения. Том II. - М.- Л. 1956. - С. 558- 632.

11. Қаҳоррова Н. А. Ашъори устод Рӯдакӣ ба забони арабӣ // Ёдбуди устод Рӯдакӣ. – Душанбе: Дониш, 1978. – С. 83 – 86.

12. Маджи А. Рӯдакӣ и арабский язык. // Коммунист Таджикистана, 1 июня 1957 года.

13. Мардони Т. Н. Арабско-таджикское двузычие в поэзии. – Душанбе: Маориф, 1993.

14. Масъуди Саъди Салмон. Девон. Бо муқаддимаи д-р Рашид Ёсими- Теҳрон: Муассисаи интишороти «Нигоҳ». Чопи аввал. - 1374- 624 с.

15. Маҳфуз, Ҳусейн Алӣ. Асар ал-луға ал–арабия фи ал-луға ат-тоҷикия. Дар ду ҷузъ.Ҷузъи II.- Бағдод, 1965.

15а. Мирзоев, Абдулғанӣ. Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958 (ба ҳуруфи арабӣ).

16. Миркодирӣ, Сайид Фазлуллоҳ. Накди татбикии хамриёти Рӯдакӣ ва Абунувос // Ёди ёр. Вежаномаи ҳамоиши байналмилалии бузургдошти Абуабдуллоҳ Ҷаъфар Рӯдакӣ (Нишасти муқаддамотӣ) – Теҳрон, 30 шаҳривармоҳи 1385. – С. 27 – 28.

17. Нада, Тоҳа. ал-Адаб ал-муқоран. – Бейрут: Дор ан-наҳза ли-т-тибоъа ва-н-нашр, 1975.

18. Наққош, Ҳасан Иброҳим. Паҳнкунандаи шухрати Рӯдакӣ дар Шарқи Араб // Маориф ва маданият, 12 сентябри соли 1963.

19. Насриддинов Ф. Таҷаллии оёти Қуръон дар ашъори султони шоирон // Рӯдакӣ. Фаслномаи адабӣ – фарҳангии Ройзании фарҳангии Ҷумҳурии Исломии Ирон дар Тоҷикистон. Соли шашӯм, шумораи 8 – 9, тирамоҳ ва зимистон 2005 – 2006. – С. 201 – 207.

20. Нафисӣ, Саид. Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ. Чопи аввал. –Теҳрон Аҳуро (Дониши имрӯз), 1382.

20 а. Низомӣ Арузии Самарқандӣ. Чаҳор мақола /Ба тасҳсҳ ва иҳтимоми М.Қазвинӣ. Ба кӯшиши д-р М.Муъин. Чопи аввал. – Теҳрон: Армуғон, 1331.

21. Носири Хусрав, Куллиёт. Дар се ҷилд. – Душанбе: ЭР – Граф, 2003.

22. Носир Ҷоннисор. Таъсири оёт ва аҳодис дар шеъри Рӯдакӣ // Симпозиуми байналмилалии «Рӯдакӣ ва фарҳанги ҷаҳон». Душанбе, 6 – 7 сентябри 2008. Фишурдаи суханрониҳо. – Душанбе, 2008. – С. 105 – 106.

23. Осори Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.

24. Райханова, Баян. Рудаки и арабская художествснная традиция // Рудаки и художественные традиции народов Центральной Азии и Индии. – Душанбе, - С. 193 – 204.

25. Райханова, Баян. Рудаки и арабская художественная традиция // Симпозиуми байналмилалии « Рӯдакӣ ва фарҳанги ҷаҳон». Душанбе, 6 – 7 сентябри 2008. Фишурдаи суханрониҳо. – Душанбе, 2008. – С. 60.

26. Расмӣ, Сакина. Ҷилваҳои Қуръон дар анвоъи шеъри форсӣ аз Рӯдакӣ то Аттор. Рисолаи докторӣ. Донишгоҳи тарбияти мударрис. – Теҳрон, 1375.

27. ар- Родуёнӣ, Муҳаммад Умар. Тарҷумон ал-балоға. Ба тасҳиҳ ва иҳтимоми проф. Аҳмад Оташ ва интиқоди устод Маликушшуаро Баҳор. - Теҳрон: Асотир, 1362- 263 с.

28. Самарқандӣ, Давлатшоҳ. Тазкират аш – шуаро. Ба ҳиммати М. Рамазонӣ. – Теҳрон, 1338. Чопи офсет – Теҳрон: Падидаи Ховар, Чопи дуввум, обонмоҳи 1366.

29. ас-Самъонӣ, Абусаъд. Китоб ал-ансоб. Иътана бинашриҳи Д. С. Марголиус. Аъодат табъаҳу би-л-офсет Мактабат ал-Мусанно. – Бағдод (б. т).

30. ас-Саолибӣ, Абумансур. Ятимат ад-даҳр фи маҳосин аҳл ал-аср. Дар ду ҷилд ва чаҳор қисм. –Бейрут, Дор ал-кутуб ал-илмия (б. т).

31. Тагирджанов А. Т. Рӯдаки. Жизнь и творчество. История изучения. - ЛГУ, 1968.

32. Фаррух Умар. Таърих ал-адаб ал-арабӣ. Дар чаҳор муҷаллад. / ат- Табъат ас- сония, ал- муҷаллад ал- аввал. – Бейрут, 1969.

33. ал- Ҳамавӣ, Ёқут. Муъҷам ал-булдон. Дар панҷ ҷилд. - Бейрут: Дор ал-китоб ал- арабӣ (б. т).

34. Ҳилол, Муҳаммад Ғунаймӣ. Мухторот мин аш-шеър ал- форсӣ. - ал-Қоҳира, 1965.

35. ал- Ҳошимӣ, Сайид Аҳмад. Ҷавоҳир ал-адаб ва иншо луғат ал-араб. Табъатун ҷадидатун муҳаққақатун мунаққаҳа. /Ашрафат ала таҳқиқиҳи ва тасҳиҳиҳи лаҷнатун мин ал-ҷомиъийин. ал – Ҷузъ ал- аввал ва-с-сонӣ. –Бейрут: Муассасат ал- Маориф (б. т. )

36. Юнус, Муҳаммад Муҳаммад. ал – Алфоз ал – форсия фи шеър Ибн ар – Руми // Мустахраҷ мин ҳавлиёт куллият Дор ал – улум. ал – Адад ал – ошир, № 837, 1983. – ал – Қоҳира: Матбаъат Ҷомиъат ал – Қоҳира.

37. Daudpota M. U. The influence of Arab poetry on the development of Persian poetry. – Bombay: The Fort printing press, 1934.

## БОРИ ДИГАР РОҶЕЪ БА ОСОРИ БОҚИМОНДАИ УСТОД РӮДАКӢ

Омӯзиши мероси адабии устод Рӯдакӣ ҳанӯз аз ибтидои асри XIX оғоз ёфта, то ба ҳол идома дорад ва то имрӯз ҳам аз сарчашмаҳои таърихӣ, адабӣ ва фарҳангу луғатҳои асрҳои миёна микдори зиёди абёти парокандаи ӯ ҷамъоварӣ мешаванд. Ба туфайли ҷустуҷӯ ва заҳматҳои шарқшиносон, адабиётшиносони тоҷику рус ва муҳаққиқони аврупоию эронӣ бисёр ҷанбаҳои ҳаёт ва эҷодиёти Рӯдакӣ равшан гардид. Вале эҷодиёти Рӯдакӣ мисли баҳри беканорест ва ҳар ҷӯянда метавонад аз қаъри он дурдонаҳое ёбад, ки симои шоири беназирро ҷилои тозае бахшида, дурахшонтар гардонад.

Аз таҳқиқоти солҳои охир бармеояд, ки мухаққиқон масъалаи омӯзиши эҷодиёти Рӯдакӣ ва мероси боқимондаи ӯро тақрибан ба поён расида мешуморанд, шояд ба далели он ки ҳамаи ин мавзӯот дар асарҳои шомили Саид Нафисӣ «Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ» [11], академик А. М. Мирзоев «Абӯабдуллоҳ Рӯдакӣ» [7] ва дигар муаллифон, инчунин дар маҷмӯаҳои «Рӯдакӣ ва замони ӯ» [15], «Осори Рӯдакӣ» [12] ва «Рӯдакӣ» [14] акс ёфтаанд ва дар ин соҳа сухани нав гуфтан аз имкон берун аст.

Лекин бо вуҷуди ин гуфтаҳо ва навиштаҷот дар рӯдакишиносӣ ҳанӯз нуктаҳое мавҷуданд, ки шояд бо сабаби ноқисии моддаи тадқиқ муғлақ ва ҳалношуда мондаанд. Ин чиз хусусан ба масъалаи омӯзиши осори Рӯдакӣ тааллуқ дорад. Дар ин бобат яке аз нуктаҳои муҳимме, ки аксари муҳаққиқон ба он даст задаанд, вале пурра равшан накардаанд - мавзӯи мансубияти фарҳанги «Тоҷ ал-масодир» ба Рӯдакӣ мебошад.

Ба маълумоти андаки муаллифи китоби «Кашф аз-зунун ан асоми-л-кутуб ва-л-фунун»-и Мустафо ибн Абдулло

Котиби Чалабӣ, ки бо номи Ҳоҷӣ Халифа машҳур аст, такя карда, баъзе тадқиқотчиён «Тоҷ ал-масодир» ном луғатро зикр менамоянд ва дар хусуси нисбат доштан ё надоштани он ба Рӯдакӣ, доир ба мавзӯъ ва мундариҷаи он мулоҳизаҳои эҳтимолӣ баён менамоянд.

Ҳоҷӣ Халифа дар асл ду асарро ном мебарад ва ҳар дуро ба Рӯдакӣ нисбат дода, дар бораи яке аз онҳо чунин мегӯяд: «Ароис ан-нафоис»-асари форсии манзум аз Фаридуддин ибн Абдулло Муҳаммад Рӯдакии шоир (аз надимони шоҳ Наср ибни Аҳмади Сомонӣ) [17, II, 1131-1132].

Дар бораи асари дуюм бошад ӯ чунин менависад: «Тоҷ ал-масодир» андар забони форсҳо, аз Рӯдакии шоир ва ӯ ал-Ҳасан Муҳаммад ибни Абдуллоҳи Самарқандист, ки вафоташ ба соли 343 аст» [ 17, 1, 269-270].

Ин гуфтаи Ҳоҷӣ Халифаро мисол оварда Саид Нафисӣ тахмин мекунад, ки шояд «дар ин иснод хатое рӯй, дода бошад», аммо мансубиятн «Тоҷ ал-масодир»-ро ба Рӯдакӣ қатъан инкор намекунад ва ҳатто, баръакс, онро боз як далели дигар бар забардастӣ ва донишмандии Рудакӣ дар луғати форсӣ мешуморад. Ӯ изҳори ақида мекунад, ки «Тоҷ ал-масодир» зоҳиран аз миён рафта ва шояд дар замони Ҳоҷӣ Халифа низ нобуд будааст ва ин муаллиф шахсан асарро надидааст, зеро одати ӯст, ки ҳар китоберо дида бошад, шарҳе аз он меоварад ва аҳёнан як ё ду сатрро аз дебочаи он нақл мекунад, ва баръакс, ҳар китоберо шунида бошад, ё зикре аз он дар китобҳои дигар дида бошад, танҳо ба сабти исми он китоб ва ё исми он ва номи муаллифаш қаноат мекунад [ 11, 406 – 407].

Муҳаққиқи дигари эронӣ Алинақии Мунзавӣ дар тадқиқоти худ бо номи «Фарҳангномаҳои арабӣ ба форсӣ» низ маълумоти «Кашф аз-зунун»-ро ба асос гирифта, роҷеъ ба «Тоҷ ал-масодир» мегӯяд, ки «Чалабӣ инро луғати форсӣ шумурда, вале мӯҳтамал аст, ки мақсуд тарҷумаи масдарҳои арабӣ ба форсӣ бошад» [8, 73]. А. Мунзавӣ аз баҳс дар хусуси нисбат доштан ё надоштани «Тоҷ ал-

масодир» ба Рӯдакӣ худдорӣ карда бо ҳамин мулоҳизаи худ иктифо менамояд.

Е. Э. Бертельс низ дар рисолаи «История персидско-таджикской литературы» танҳо қайд мекунад, ки Рӯдакӣ адабиёти араб, Қуръон ва забони арабиро бо тамоми нозукиҳояш медонист ва Ҳоҷӣ Халифа «Тоҷ ал-масодир» ном луғати арабӣ-форсии ӯро ёдовар шудааст [3, 135].

Шарқшиноси чех Ян Рипка таъкид мекунад, ки ба Рӯдакӣ «Тоҷ ал-масодир» ном луғатеро мансуб медонанд, ки мутаассифона аз байн рафтааст, вале шоир ва луғатшинос Асадии Тусӣ аз он бохабар будааст [18, 143].

Бояд хотиррасон кард, ки як қатор муаллифони араб ва арабизабони асрҳои миёнаи форсу тоҷик бо номи «Тоҷ ал-масодир» ё худ «ал-Масодир» луғатҳо офаридаанд. Ҳусайн ибн Аҳмади Зузанӣ (ваф. 486 /1093-94), Аҳмад ибни Муҳаммади Майдонии Нишопурӣ (ваф. 518 /1124) ва Абуҷаъфар Муҳаммад ибн Алии Байҳақӣ (ваф. 544 /1149) аз ҷумлаи онҳо мебошанд [Ниг: 17 II, 170]. Ҷолиби диққат аст, ки баъзе муҳаққиқон аз тарафи Ҳоҷӣ Халифа ба Рӯдакӣ нисбат дода шудани «Тоҷ ал-масодир»-ро саҳве мешуморанд, ки дар натиҷаи омадани номи «Ҷаъфар» ҳам дар исму насаби Рӯдакӣ ва ҳам Байҳақӣ рӯй додааст. Масалан, Саид Нафисӣ, ки дар китоби маъруфи ба Рӯдакӣ бахшидааш «Тоҷ ал-масодир»- ро асари «зоҳиран аз миён рафта ва шояд дар замони Ҳоҷӣ Халифа низ нобуд» меҳисобид, бо мурури замон нуқтаи назари худро ба ин масъала комилан тағйир дод. Ӯ як қисми гуфтаи Ҳоҷӣ Халифаро, ки дар боло зикраш рафт, на аз ӯ, балки аз илҳоқоти нашири чопи тозаи «Кашф аз-зунун» дониста мегӯяд, ки махсусан шоирро ал-Ҳасан Муҳаммад ибни Абдуллоҳ ас-Самарқандӣ номидан хатои маҳзи муаллиф аст, зеро Рӯдакӣ Абуабдуллоҳ Ҷаъфар ибн Муҳаммад ном дошта, ҷои сухан нест, ки соли 329 / 941 даргузаштааст. Дар ин ҷо метавон илова кард, ки дар зайли «Кашф аз-зунун» ном ва соли таваллуди муаллифи «Тоҷ ал-масодир» бо андаке

дигаргунӣ оварда шудааст [1, III, 210]. «Аз сӯи дигар тардиде нест, - мснависад С. Нафисӣ дар муқаддимаи луғати «Бурҳони қотеъ», - ки қатъан Ҳоҷӣ Халифа дар исноди китобе ба номи «Тоҷ ал-масодир фи луғат ал-фурс» ба Рӯдакӣ иштибоҳ кардааст ва ин китоби дуввум ҳамон китоби аввал («Тоҷ ул-масодир»-и Байҳақӣ - М. Т. ) аст. Яъне «Тоҷ ал-масодир» як китоб бештар нест ва он китобест дар луғати арабӣ ба форсӣ шомили масодири забони тозӣ, ки Абуҷаъфар Аҳмад ибн Алӣ машҳур ба Ҷаъфараки Байҳақӣ, мутаваффо дар соли 544 /1149, таълиф кардааст ва ному насаби Рӯдакӣ Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад ва номи муаллифи «Тоҷ ал-масодир» Абӯҷаъфар Аҳмад ибни Алӣ буда, иштироки калимаи «Ҷаъфар» дар ному насаби ин ду тан сабаб шудааст, ки касе «Тоҷ ал-масодир»-ро аз Рӯдакӣ дониста ва гуфтаи нодурусти ӯро Ҳоҷӣ Халифа ҳам нақл кардааст. Дар ин сурат, Рӯдакӣ китобе дар луғати форсӣ таълиф накардааст» [5, I, 67- 68]. Ҳамин ақидаи С. Нафисӣ дар «Фарҳангҳои форсӣ. Таърихи луғатнависии форсӣ» ном мақолаи калони ӯ, ки ба шакли яке аз муқаддимаҳо бар «Луғатнома»-и Алиакбар Деҳхудо омадааст, айнан такрор меёбад [ 6, 178].

Яке аз муҳаққиқони осори луғавии форсӣ доктор Шаҳриёр Нақавӣ низ бо Саид Нафисӣ ҳамфикр шуда, суханони ӯро дар хусуси «Тоҷ ал-масодир» қувват дода, бо андаке ихтисор баён менамояд. «Ҳоҷӣ Ҳалифа дар «Кашф аз-зунун», - мегӯяд ӯ - китоби луғате ба форсӣ ба номи «Тоҷ ал-масодир» -ро ба Рӯдакӣ нисбат медиҳад, аммо аз қароини мухталиф маълум мегардад, ки ин китоб дар луғати арабӣ ба форсӣ буда, ки аз Абуҷаъфар Муҳаммад ибн Алии Байҳақӣ, муқрии маъруф ба Ҷаъфарак аст. Аммо чун номи Рӯдакӣ Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибн Муҳаммад буда, Ҳоҷӣ Халифа бар асоси иштироки чанд калима дар ҳар ду исм иштибоҳ кардааст. Рӯдакӣ китоби луғат нанавиштааст» [ 10, 6].

Ягона касе ки бар хилофи ин гуна эҳтимолот ва ақидаҳои дар назари аввал раднопазир баромад карда,

ҳукми худро дар бораи мансубияти «Тоҷ ал-масодир» ба Рудакӣ равшан изҳор намудаст, олими намоён ва шарқшиноси маъруфи тоҷик академик А. Мирзоев мебошад. Албатта, А. Мирзоев эътироф мекунад, ки ин асар китоби луғоти паҳлавӣ - порсии дарӣ буд, ё луғати арабӣ - порсӣ дарии тоҷикӣ, равшан маълум нест, вале бо вуҷуди ин ибрози фикре медорад, ки бо эҳтимоли қавӣ шояд луғати арабӣ- порсии дарӣ бошад, зеро дар асри Х эҳтиёҷ бар чунин луғате камтар аз давраҳои дигар набуд.

Мубориза барои кор карда баромадани забони адабӣ тақозо менамуд, ки дар баробари истилоҳоти забони адабии давр - забони арабӣ, забони нави адабӣ- забони форсии тоҷикӣ низ истилоҳоти мустақилу ҳамафаҳмро дошта бошад. Дар замоне ки ҳануз меъёри забони адабӣ ба хубӣ муайян нашуда ва дар он шароит истифодаи калимаҳои маҳаллиро таҳти назорати дақиқ қарор додан низ мумкин набуд, шахсони донишманду ватандӯст, ҳамчун Рудакӣ ва атрофиёни бофарҳанги ӯ дар бораи тақдири забони адабӣ фикр накарда наметавонистанд «Бинобар ин, - менависад А. Мирзоев, - шояд Рӯдакӣ, ки яке аз устодони забардасти забони арабӣ низ ҳисоб мешуд, бо маслиҳати наздикони худ барои кӯмак расонидан ба аҳли адаб луғати «Тоҷ ал-масодир»- ро таълиф карда бошад»[7, 276].

Он нукта қобили таваҷҷӯҳ аст, ки А. Мирзоев бар хилофи С. Нафисӣ ва Ш. Нақавӣ, ки «Тоҷ ал-масодир»- ро на аз Рӯдакӣ, балки аз Байҳақӣ донистаанд, мулоҳаза меронад, ки «Тоҷ ал-масодир» унвон доштани асари муаллифи охируззикр ҳанӯз ба он гувоҳӣ намедиҳад, ки Рудакӣ бо ин ном луғат таълиф накардааст, балки бештар акси ҳолро нишон медиҳад. Зеро чи навъе ки як миқдор ҷуғрофиянависони асрҳои IX-X араб пасопеш асарҳои худро «ал-Масолик ва-л-мамолик» ном гузоштаанд, Байҳақӣ низ бо таъсири расму одоби мавҷуда шояд ба луғати худ унвони луғати Рӯдакиро дода бошад [7, 277].

Ин хулосаи ба ҳадс баровардаи А. Мирзоев аз ҳақиқат дур нест ва азбаски нусхаҳои дастхати «Тоҷ ал-масодир»- и

Байҳақӣ дар китобхонаҳои баъзе марказҳои илмии ҷаҳонӣ маҳфузанд, мо метавонем бо мазмуни он шинос шавем ва ба ҳамин тариқа чи навъ будани «Тоҷ ал-масодир» - и Рӯдакиро то дараҷае ба тахмин тасаввур намоем. Як нусхаи асари Байҳақӣ дар хазинаи дастхатҳои Институти шарқшиносии ва мероси хаттии АИ Ҷумҳурии Тоҷикистон таҳти рақами 467 нигоҳ дошта мешавад. Китоби мазкур фарҳанги масдарҳои арабиест, ки маонии онҳо ба забони форсии тоҷикӣ шарҳ дода шудааст. Тартиби ҷойгиршавии масдарҳо аз рӯи ҳарфи охирини решагӣ мебошад. Чуноне ки Байхақи дар оғози китоб қайд мекунад, ӯ масдарҳои Қуръон ва ҳадисҳоро гирд оварда аз зарбулмасалҳову ашъор ҷудо сохтааст ва феълҳосро кор фармудааст, ки дар девонҳои шоирони араб фаровон истифода шудаанд [2].

Рӯдакӣ низ аз забони арабӣ ва мероси шоирони тоисломӣ ва давраи исломии араб баҳравар буд ва умуман аз маданияти араб канорагирӣ намекард, аз ин рӯ, чи тавре Е. Э. Бертельс менависад. «ӯ ҳатто луғати манзуми арабӣ-форсиро тартиб дода будааст» [3, 147].

«Тоҷ ал-масодир»- и Рӯдакӣ, ба назари мо низ, на ба наср, балки ба назм эҷод шуда, исму масдарҳои арабиеро дарбар мегирад, ки ба забони форсии тоҷикӣ дар сурати манзум шарҳу изоҳ дода шудаанд. Чи тавре ки Паул Ҳорн ва Саид Нафисӣ мулоҳиза кардаанд, дар аксари фарҳангҳои форсии тоҷикии асримиёнагӣ, хусусан «Луғати фурс» - и Асадии Тӯсӣ, абёти Рӯдакӣ бештар аз шоирони дигар ба шоҳиди луғот оварда шудааст. Албатта, Рӯдакӣ мувофиқи тақозои замону муҳит дар фарҳанги худ аз оятҳои Қуръону ҳадисҳо ва ашъори шоирони араб истифода намудааст. Ва шояд ин байти шоир:

Чунон ки хоксириштӣ, ба зери хок шавӣ,<br>
Бинот хоку ту андар миёни хок огин»,

ки муаллифи «Тарҷумон ал-балоға» ҳамчун нақли мазмуни ояти Қуръон овардааст аз қабили ҳамин гуна абёт бошад

[13, 125]. А. Мирзоев изҳори ақида мекунад, ки «агар мо «Тоҷ ал-масодир» - ро луғати арабӣ - порсии дарӣ медониста бошем, дар он сурат байти зерин, ки дар асари Саид Нафисӣ дар боби маснавии баҳри хафиф омадаст, шояд аз ҳамин китоби луғати Рӯдакӣ бошад [ 7, 276 - 277]:

Заръу заръ аз баҳор шуд чу биҳишт
Заръ кишт аст заръ гӯшаи кишт.

Дар бораи ба назм таълиф карда шудани фарҳанги мазкури Рӯдакӣ мисолҳои боло далел шуда метавонанд ва ин низ дар ҳақиқат исботи гуфтаҳои Рашидии Самарқандӣ ва Муҳаммад Авфиро дар хусуси як миллиону дусад ҳазор ва ё сад дафтар будани миқдори ашъори шоири бузургро боз ҳам равшантар ва пурқувваттар мегардонад.

Чи таврс, ки дидсм, баъзе муҳаққиқони ҳаёту эҷодиёт ва осори Рӯдакӣ ба ӯ нисбат доштани «Тоҷ ал-масодир»-ро инкор ва баъзси дигар тасдиқ намуда тахминҳо мекунанд, аммо дар ҳар сурат ҳам дар бораи мавҷудияти он сухане наронда, бо як овоз онро аз байн рафта меҳисобанд. Сабаб он аст, ки *дар ягон феҳристи имрӯз маълуму* машҳури китобхонаҳои кишварҳои шарқӣ ё аврупоӣ зикри боқӣ мондани ин асар ва ё ягон асари дигари мукаммали Рӯдакӣ нарафтааст.

Хушбахтона, яке аз арабшиносони номдори тоҷик Саиднуриддин Шаҳобуддинов муждае расонд, ки ҳангоми дар Ҷумҳурии Арабии Сурия солҳои 1968-1969 ба сифати тарҷумони забони арабӣ кор карданаш тасодуфан дар яке аз мақолаҳои маҷаллаи Академияи арабии илмҳо хабари мавҷудияти «Тоҷ ал-масодир» - и Рӯдакиро дучор шудааст. Ӯ ин хабарро аз он маҷалла нусхабардорӣ карда ба Тоҷикистон овард ва ба муаллифи ин сатрҳо пешкаш намуд. Бовари кас намеомад, ки шахсе ин асари Рӯдакиро бо чашми худ дидааст ва хабари вуҷуд доштани онро дар саҳифаи маҷаллаи расмӣ дарҷ гардонидаст.

Пас аз ҷустуҷӯи зиёд маълум гардид, ки ягон нусхаи

ҳамон рақами маҷаллаи Академияи арабии илмҳо дар китобхонаҳои асосии собиқ Иттиҳоди Шуравӣ вуҷуд надорад. Танҳо дар даврае, ки муаллифи ин сатрҳо ба сифати тарҷумони забони арабӣ дар Ҷумҳурии Ироқ кор мекард, ба ӯ муяссар шуд, ки дар китобхонаи Осорхонаи миллии Ироқ он маҷалларо пайдо намояд ва шахсан он хабари хурсандибахшро мутолаъа карда, акси саҳифаҳои лозими онро гирифта ба Тоҷикистон оварад.

Бояд гуфт, ки маҷаллаи мазкур нашрияи ҳармоҳаи Академияи арабии илмҳо буда, «Маҷаллат ал-Маҷмаъ ал-илмӣ ал-арабӣ» ном дорад ва соли 1921 таъсис ёфта, то имрӯз дар Димишқ чоп мешавад. Ҷилди 20-уми маҷалла, ки аз ду ҷузъ иборат аст, моҳҳои январь ва феврали соли 1945 аз чоп баромадааст. Дар ҳамин ҷилд зимни мақолаҳои зиёди адабию таърихӣ ва ҷуғрофию фарҳангӣ мақолаи характери китобшиносӣ доштаи адабиётшиноси маъруфи араб Асъад Тлас таҳти унвони «Китобхонаҳои Фаластин ва нафистарин дастнависҳои онҳо» ҷойгир шудааст. А. Тлас дар муқаддимаи мақола роҷеъ ба мадрасаҳову китобхонаҳои қадими оммавиву шахсии Фаластин, алалхусус хазинаҳои дастнависҳои шаҳри ал–Қудс (Иерусалим) маълумоти мухтасаре дода, сипас дар бораи таърихи гузашта ва ҳолати ҳозираи китобхонаҳои нисбатан калону машҳур ба таври алоҳида гуфта мегузарад. Ӯ қайд мекунад, ки шаҳри ал–Қудс аз давраҳои қадим дорои маҳфилҳои илмию адабӣ буд ва хусусан дар замони ҳукмронии Салоҳуддин ал-Айюбӣ, ки шаҳрро соли 1184 фатҳ намуда зери итоати худ дароварда буд, китобхонаҳои мадрасаҳои ташкилдодаи ӯ бо беҳтарин осори адабию илмии онвақта ғанӣ гардидаанд. Дар давраи салтанати мамлукҳо низ китобҳои беҳтарин ба ин мадрасаҳо аз ҳар сӯ оварда ва супурда мешуданд. Бо мурури замон китобхонаҳои мадориси ал–Қудс ба хазинаҳои гаронбаҳое мубаддал гардиданд. Вале, мутаассифона, имрӯз аҳли илму адаб аз ин ганҷи бебаҳо пурра огоҳ нест, зеро аксари ин китобхонаҳо феҳрасти чопшудаи

худро надоранд. Агар баъзеи онҳо феҳрасти чопӣ дошта бошанд ҳам, доираи паҳншавии он басе тангу маҳдуд будааст. Вазъияти тезу тунд ва муташанниҷи сиёсию низомӣ, беамниятӣ дар Исроилу Фаластин низ монеъи дастрас гардидани он ганҷҳои фарҳанги исломӣ мебошад.

Мақсади А. Тлас аз сафари ал–Қудс ва навиштани мақолаи зикршуда он буд, ки аҳли баҳсу тадқиқро бори нахуст бо як ҷузъи хурдтарини ин сарват ошно гардонад. Муҳаққиқ бо дастнависҳои нодиртарини асарҳои муаллифони асрҳои миёнаи араб ва тоҷику форс, ки дар китобхонаҳои ал–Қудс маҳфузанд, шинос шуда, онҳоро аз рӯи муносибаташон ба ин ё он соҳаи илму адаб ҷудо мекунад ва ному унвонашонро дар рӯйхати тулоние зикр карда, доир ба ҳар як асар мухтасаран маълумоте медиҳад. Ин асарҳо дар мавзӯъҳои гуногун навишта шудаанд, аз ҷумла: Қуръону ҳадис, фиқҳу тафсир, таъриху фалсафа, адабиёт ва шеъру шоирӣ, забоншиносӣ ва ғайра. Ин тариқаро А. Тлас ҳангоми тавсифи дастнависҳои ҳар як китобхона пеш гирифтааст.

Он чи диққату таваҷҷӯҳи моро дар тадқиқоти адабиётшиноси араб ба худ ҷалб кард, рӯйхати дастнависҳои нодири «ал-Холидия» ном калонтарин китобхонаи ал–Қудс буд, ки дар мартабаи дуввум баъди китобхонаи масҷиди ал-Ақсо меистад. Дар он қариб даҳ ҳазор китоб, аз ҷумла тақрибан панҷ ҳазор дастнавис нигоҳ дошта мешавад, ки ҳамагӣ аз китобхонаҳои шахсии аъзои хонаводаи Оли ал-Холидӣ ном шахси маърифатноку илмпарвар ҷамъоварӣ шудаст. Мулки ин китобхонаи шахсӣ моли вақф аст ва бино бар лутфу хоҳиши соҳибонаш дари он ба рӯи ҳар як хонанда ҳамеша боз аст.

Китобу дастнависҳои «ал-Холидия» - ро низ А. Тлас аз рӯи тааллуқ ба мавзӯъҳои гуногун ба соҳаҳо тақсим намудааст. Дар қисми дастнависҳои нодире, ки дар соҳаи забону луғат навишта шуданд, ӯ танҳо ду асарро номбар мекунад ва ҳар дуро ҳам ба қалами устод Рӯдакӣ мансуб дони-

стааст. Барои равшантар гардидани мавзӯъ мо овардани тарҷумаи матни арабии навиштаи ӯро зарур мешуморем:
«61 (12) «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ»

Аз шоири бузурги форсӣ Абуабдуллоҳ Ҷаъфар ибн Муҳаммад ибн Ҳаким ибн Абдурраҳмон, ки машҳур ба Рӯдакист (-392). Ва он нусхаест хуб, шомили баҳсҳои луғавӣ ба арабию форсӣ ва он ғайри китоби «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ» мебошад, ки аз Абулфазл Аҳмад ибн Муҳаммад ал Майдонӣ ан-Нишопурӣ (-518) аст.

Ва паси ин китоб китоби дигаре аз Рӯдакӣ меоянд ва номаш «Тоҷ ал-масодир фи-л-арабия ва-л-форсия») аст» [16].

Дар ҳошияи ҳамон саҳифа А. Тлас ишора мекунад, ки барои пайдо кардани маълумоти пурратар дар бораи Рӯдакӣ ба «Китоб ал-ансоб»-и Самъонӣ, «Мӯъҷам ал-булдон»-и Ёқути Ҳамавӣ, «Чаҳор мақола»-и Арӯзии Самарқандӣ ва китоби «Сухан ва суханварон» муроҷаат карда шавад.

Чи тавре ки аз ин хабар аён мегардад, А. Тлас натанҳо нусхаи дастнависи «Тоҷ ал-масодир»- и Рудакиро дида, онро дар рӯйхати худ сабт кардааст, балки асари дигари ӯро бо номи «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ» низ дастрас карда, чигунагии нусха ва дар кадом мавзӯъ таълиф ёфтани онро баён намудааст.

Дар бораи «Тоҷ ал-масодир» мо нуқтаи назари олимони адабиётшиносу шарқшиносони гуногун ва ақидаи шахсии худро дар боло изҳор кардем, вале танҳо акнун метавон бар хилофи фикри имрӯз маъмулу паҳншуда бо қатъият эътироф кард, ки суханони муаллифи «Кашф аз-зунун» дар хусуси «Тоҷ ал - масодир» ном асар доштани Рӯдакӣ асоси қавӣ доранд ва онҳоро саҳв шумоaccess баъзеҳо хатост. Илова бар ин, асари мазкури Рӯдакӣ аз байн нарафта ва нобуд нагардидааст, баръакс, нусхае аз он то ба замони мо дар яке аз китобхонаҳои қадими сарзамини дурдасти Фаластин, шаҳри бостонии ал–Қудс, боқӣ мондааст, ки далели раднопазири ин дар навиштаҷоти А. Тлас сабт ёфтааст. Ҷои

тааҷҷуб нест, ки асари Рӯдакӣ маҳз дар ин шаҳр пайдо гардидаст, зеро ин мавзеъ аз давраҳои қадим зиёратгоҳи мусулмонон буд ва роҳи мусофирони қосиди Макка ва Мадина аз ин ҷо мегузашт. Бинобар ин ҳар як шахси ба ин шаҳр омада воҷиби худ медонист, ки дастовезе ба масҷидҳову мадрасаҳову китобхонаҳои он тақдим намояд. Шояд нафаре аз дӯстони мухлиси Рӯдакӣ ё ҳаводорони шеъри некӯи ӯ дар роҳи ҳаҷ ё бо умури шахсию тиҷоратӣ ал–Қудсро зиёрат карда, ба волие ё адибу олими фазилатманди он диёр дастнависи зебои асари шоири бузурги моро ҳадя карда бошад.

Эҳтимол меравад, ки натанҳо дар китобхонаҳои ал–Қудс, балки дар китобхонаҳои азими Туркия, Ироқ Сурия, Миср, Арабистони Саудӣ ва ғайра нусхаҳои бисёр дастнависҳои осори адибону олимони асрҳои миёнаи форсу тоҷикро пайдо кардан мумкин аст, ки аслан ҳатто сарлавҳаҳои онҳо дар феҳристҳои имрӯза дарҷ нагардидаанд. Аз ин ҷост, ки аз ҳамон китобхонаи «ал-Холидия» - и ал–Қудс асари дигаре мансуб ба Рӯдакӣ бо унвони «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ» пайдо шудааст, ки зикри он, то ҳадде ки ба мо маълум аст, дар ягон сарчашмаи пешин ё тадқиқотҳои муосир нарафтааст. Чуноне ки А. Тлас қайд мекунад, соҳибони «ал-Холидия» соли 1900 феҳристи дастнависи китобҳои мавҷударо ба табъ расонидаанд, лекин гумон меравад, ки адади нусхаҳо ва доираи интишори онҳо хеле маҳдуд будааст, ки ягонтоаш ба дасти муҳаққиқони адабиёти форсу тоҷик ва хусусан омӯзандагони эҷодиёти Рӯдакӣ нарасидааст ва онҳо аз хабари боло воқиф нагаштаанд. Илова бар ин, баъди соли 1900 ба китобхонаҳои «ал-Холидия» дастнависи китобҳои нодири дигар низ зам шуданд. Аз ин рӯ маълум нест, ки «Тоҷ ал-масодир» ва «ас-Сомӣ фи-л-асоми»-и мансуб ба Рӯдакӣ дар ин феҳристи чопшуда дохил гардидаанд, ё не. Дар ҳар сурат, нахустин кассе, ки ин асарҳоро кашф кард ва хабари мавҷудияти онҳоро ба олами илму адаб бирасонд, А. Тлас мебошад, аммо ӯ низ дар мақолаи худ доир ба ҳар дуи ин асар маълу-

моти кофӣ ва қаноатбахш надодааст ва азбаски тавсифи пурраи онҳо аз доираи вазифаи ӯ берун будааст, ӯ бо ду-се ҷумла дар хусуси онҳо иктифо намудааст.

Дар ҳамаи сарчашмаҳое, ки «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ»- ро зикр кардаанд, сухан танҳо роҷеъ ба асари Абулфазл Аҳмад ибн Муҳаммад ал–Майдонии Нишопурӣ меравад ва ягон муаллиф бо ҳамин ном асар эҷод кардани Рӯдакиро ёдовар нашудааст, вале ин гувоҳи он нест, ки Рӯдакӣ бо ҳамин ном асаре наофаридааст. Агарчи баъзе муҳаққиқон монанди Саид Нафисӣ ва Шаҳриёри Нақавӣ исрор доштанд, ки Рӯдакӣ «Тоҷ ал-масодир» ном асар таълиф накардааст ва ба ӯ мансуб донистани луғати мазкур аз тарафи Ҳоҷӣ Халифа иштибоҳи маҳз аст, хабари овардаи А. Тлас ин гуна ақидаву шубҳаҳоро то дараҷае бартараф месозад. Воқеан, дар ҳамин асос ҳоло касе гуфта наметавонад, ки «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ» танҳо номи асари Абулфазли ал-Майдонӣ мебошад ва Рӯдакӣ пеш аз ӯ бо ҳамин унвон асар эҷод накардааст, зеро худи А. Тлас махсусан таъкид кардааст, ки ин асар ғайри китоби бо ҳамин ном машҳури ал-Майдонӣ аст.

Ибораи «ва пас аз ин китоби дигаре аз Рӯдакӣ меояд... » гуфтаи муҳаққиқ, эҳтимол, чунин маънӣ дорад, ки ҳам «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ» ва ҳам «Тоҷ ал-масодир» дар як муқова баста шудаанд, зеро ӯ рақами асари дуюмро дар рӯйхати худ алоҳида дарҷ накардаст. А. Тлас дастнависи «ас-Сомӣ фи-л-асомӣ»- и мансуб ба Рӯдакиро ба даст гирифта бо чашми худ муоина кардааст ва шояд зебоӣ ва равшании хату ҳолати хуби онро дар назар дошта, хулоса баровардааст, ки он «нусхаест хуб» ва оид ба мавзӯъ ва мазмунаш мегӯяд, ки асар шомили баҳсҳои луғавиест ба забонҳои арабию форсӣ. Аз ин ҷо бармеояд, ки шояд ин китоб ҳам мисли «Тоҷ ал-масодир» луғати калимаву исмҳои арабие бошад, ки ба забони форсии тоҷикӣ шарҳу тафсир дода шудаанд.

Боиси таассуф аст, ки дастнависи мазкур ба таври хеле кӯтоҳу ноқис тавсиф шудааст ва дар натиҷа мо маълумоти

заруририро роҷеъ ба он ки дастнавис аслӣ аст ё не, кадом вақт ва дар куҷо навишта шудааст, хусусиятҳои фарққунандаи он дар чист ва ғайра ва агар на асл, балки нусха бошад, кай, дар куҷо ва аз тарафи кӣ ва бо кадом намуди хат китобат шудаст ва ҳоказоро пайдо карда наметавонем. Қатъи назар аз ин, маълумоти додаи А. Тлас дорои аҳамияти фавқулода мебошад, зеро аз мавҷудият ва маҳфуз мондани ду асари мансуб ба асосгузори адабиёти форсу тоҷик устод Рудакӣ дар китобхонаи «ал-Холидия»-и шаҳри ал–Қудс ба шакли аниқ дарак медиҳад.

Қобили қайд аст, ки номи А. Тлас дар доираҳои адабиётшиносии кишварҳои араб ва Ирон маъруф аст ва хизмати ӯ дар ҷустуҷӯи дастнависҳои нодири арабӣ, тавсиф ва ба муомилоти илмӣ даровардани сарчашмаҳои нодир хеле зиёд аст. (Дар хусуси ӯ нигаред:[4, - 81, 109, 125, 215 ва ғайра ] Аз ин рӯ метавон гуфт, ки маълумоти доир ба осори боқимондаи Рӯдакӣ овардаи ӯ эътимоднок мебошад.

Акнун масъала дар сари он аст, ки ба ягон роҳу восита бояд дастнависи ин ду асари Рӯдакиро ҳеҷ набошад дар шакли нусхаи аксӣ ё микрофилм ба ватани ӯ оварда, дастраси аҳли илму адаб гардонида, мавриди тадқиқу баҳс қарор дод, то ки дар натиҷаи омӯзиш ва таҳлили амиқи илмӣ ҳақиқати ҳол равшан гардад.

Мутаассифона, кӯшишҳое, ки мо барои дарёфт ва ба даст овардани дастхатҳои он ду асари устод Рӯдакӣ ба харҷ додем, самар ба бар наёварданд. Муроҷаатҳои мо ба ҳар идораву созмонҳои ватанӣ дар ин хусус беҷавоб монданд. Ҳатто дар рӯзҳои тайёрӣ ба ҷашни 1150 – солагии зодрӯзи Рӯдакӣ, ки бо харҷу масрафҳои зиёд гузашт, агар як миқдори ночизе аз ин масориф барои сафари илмию хидматии як нафар мутахассис ба ал–Қудс барои дидану овардани нусхаҳои он дастхатҳои таълифоти Рӯдакӣ сарф мешуд, худ як дастовези бузург барои он ҷашн ва барои илми ҷаҳонӣ мешуд.

Вале ҳоло ҳам умед аст, ки агар умр боқӣ бошад, барои дарёфти он ду асар ба қадри имкону тавоноӣ мекӯшам.

Аҷаб нест, ки ин ду асари сардафтари адабиёти тоҷик дар тӯли асрҳо аз ҳаводиси пуршӯри замону таърих дар сарзамини дурдасти Фаластин эмин монда бошад. Албатта, дар шароити мураккаб ва вазъияти тезутунде, ки имрӯзҳо шаҳри ал–Қудс аз сар гузаронида истодааст, дар вақте ки қувваҳои зиддибашарии саҳюнистӣ ҳар гуна осори таърихию мадании исломиро маҳв карданӣ шуда масҷидҳоро тарконда ва китобхонаҳои қадимро сӯзонда истоданд, тақдири ин дастнависҳо норавшан аст. Инро ҳам бояд ба назар гирифт, ки аз рӯзи дар маҷаллаи Академияи арабии илмҳо нашр гардидани хабари мавҷудияти дастнависи ду асари мансуб ба Рӯдакӣ зиёда аз шасту панҷ сол гузаштааст.

Қатъи назар аз ҳамаи ин ҳаводис дили одам бо умеди он гарм аст, ки рӯзе аз рӯзҳо ин асарҳо ба ватани устод Рӯдакӣ хоҳанд баргашт.

## АДАБИЁТ

1. ал-Бағдодӣ, Исмоил-пошо. Изоҳ ал-макнун фи-з-зайл ала «Кашф аз-зунун». – Бейрут: Мактабат ал-Мусанно. Чопи офсет дар чор ҷилд - Бағдод: Маншурот мактабат ал-Мусанно. (б. т. )

2. ал-Байҳақӣ, Абуҷаъфар Аҳмад ибн Алӣ. Тоҷ ал-масодир фи-л-арабия ва-л-форсия. Дастхати № 467 дар Ганҷинаи дастхатҳои Институти шарқшиносӣ ва мероси хаттии АИ ҶТ.

3. Бертельс Е. Э. История персидско-таджикской литературы. - М.:Издательство восточной литературы, 1960.

4. Библиография арабских рукописей – М: Наука, ГРВЛ, 1982

5. Бурҳони қотеъ. Ҷилди I –Теҳрон, 1330,

6. Деҳхудо, Алиакбар. Луғатнома. Шумораи 40 – Теҳрон, 1337

7. Мирзоев, А. М. Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. – Сталинобод, 1958. ( Ба ҳуруфи арабӣ).

8. Мунзавӣ, Алинақӣ. Фарҳангномаҳои арабӣ ба форсӣ. - Теҳрон: Интишороти Донишгоҳи Теҳрон, 1959.

9. Насриддинов Ф. Таҷаллии оёти Қуръон дар ашъори султони шоирон //Рӯдакӣ Фаслномаи адабӣ – фарҳангии Ройзании фарҳангии Сафорати Ҷумҳурии Исломии Ирон дар Тоҷикистон. // *Соли шашум, шумораи 8 – 9*, Душанбе, тирамоҳ ва зимистони соли 2005 -2006, с. 201 – 208.

10. Нақавӣ, Шаҳриёр. Фарҳангнависии форсӣ дар Ҳинду Покистон. - Теҳрон, 1341.

11. Нафисӣ, Саид. Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ Чопи аввал –Теҳрон: Аҳуро, (Дониши имрӯз) 1382.

12. Осори Рӯдакӣ – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.

13. ар-Родуёнӣ, Муҳаммад Умар. Тарҷумон ал-балоға ба тасҳиҳ ва иҳтимоми проф. Аҳмад Оташ ва интиқоди устод Маликушшуаро Баҳор. – Теҳрон: Интишороти Асотир, 1362.

14. Рӯдакӣ. Шеърҳо. – Душанбе, 1974.

15. Рӯдакӣ ва замони ӯ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.

16. Тлас, Асъад. Дор кутуб Фаластин ва нафоис махтутотиҳо // Маҷаллат ал-Маҷмаъ ал-илмӣ ал-арабӣ. ал-Муҷаллад ал-ишрун. Январ ва феврали соли 1945.

17. Ҳоҷӣ Халифа. Кашф аз-зунун ан асоми-л-кутуб ва-л-фунун. – Бейрут: Мактабат ал-Мусанно. Чопи офсет. Дар ду ҷилд – Бағдод: Маншурот мактабат ал-Мусанно. (б. т. )

18. Ян Рипка. История персидской и таджикской литературы. (Перевод с чешского) – М., 1970.

## КАШФИ ТАРҶУМАИ АРАБИИ БОЗ ЯК ШЕЪРИ РӮДАКӢ

Чуноне ки ба муҳаққиқон маълум аст, аз ашъори «Одамушшуаро» устод Абуабдуллоҳи Рӯдакӣ танҳо як намуна дар замони қадим ба забони арабӣ тарҷума шудааст. Он намунаро адиби арабзабони форсинажод Абумансур ас-Саолибӣ ан-Нишопурӣ (ваф. 429 / 1038) дар тазкираи машҳури худ «Ятимат ад-даҳр фи маҳосин аҳл ал-аср» зикр намудааст. Ӯ дар бораи шоири дузабонаи (зул-лисонайни) нимаи дуввуми асри чаҳоруми ҳиҷрӣ (асри даҳуми мелодӣ) Абулҳасан Аҳмад ибн ал-Муаммил сухан ронда, аз ҷумла чунин мегӯяд « و له و قد نقل معناه من بينين للرودكى و هما من السريع Тарҷума: (Ӯрост ва ин маъноро аз ду байти Рӯдакӣ нақл кардааст. Дар вазни сариъ). Сипас ас-Саолибӣ он байтро ба забони арабӣ меорад [15, IV, 149]:

تصور الدنيا بعين الحجي　　　لا بالتى انت بها تنظر
الدهر بحر فاتخذ زورقاً　　　من عمل الخيربه تعبر

Дунёро ба чашми хирад тасаввур намо,
На ба он чашме, ки ба он менигарӣ.
Дунё баҳрест ва ту аз корҳои нек
Заврақе бисоз, то он баҳрро бигзарӣ. [1]

Чунон андеша вуҷуд дорад, ки асли форси ин ду байт гум шуда, шеъри мазкури Рӯдакӣ танҳо дар тарҷумаи арабии Абулҳасан Аҳмад ибн ал-Муаммил маҳфуз мондааст. Аз ин рӯ, устоди бузургвор Саид Нафисӣ ин тарҷумаи арабиро боз ба забони модарии Рӯдакӣ хеле моҳирона ва дақиқ баргардондаанд, ки чунин садо медиҳад [9, 528]:

Ин ҷаҳонро нигар ба чашми хирад,
Не бад-он чашм, к-андар ӯ нигарӣ.
Ҳамчу дарёст в-аз накӯкорӣ
Киштие соз, то бад-он гузарӣ

Ба ақидаи адабиётшиноси араб Тоҳа Нада [8, 113], байти аввали тарҷумаи Ибн ал-Муаммил аслан тарҷумаи байти зерини Рӯдакӣ мебошад [10, 434]:

Ба чашми дилат дид бояд ҷаҳон,
Ки чашми сари ту набинад ниҳон. [2]

Сарфи назар аз қаробати маънии ин байти Рӯдакӣ ба тарҷумаи арабии Ибн ал-Муаммил, ақидаи Тоҳа Нада дуруст ба назар наменамояд, зеро Абумансур ас-Саолибӣ дар тазкираи худ таъкид кардааст, ки Ибн ал-Муаммил на як, балки ду байти Рӯдакиро ба арабӣ нақл кардааст. [3]

Ҳамин тавр, дар таърихи адабиёти форсӣ-тоҷикӣ то имрӯз сухан дар атрофии як шеъри чаҳормисраъии Рӯдакӣ мерафт, ки ба тозӣ нақл шудааст ва шояд дар замони зиндагии ин шоири боном ё пас аз он шеърҳои дигари ӯ низ ба тозӣ тарҷума шуда бошанд, зеро дар баъзе тазкираҳои арабизабони қарнҳои V-VI ҳиҷрӣ (XI- XII мелодӣ) аҳёнан ба шеърҳое дучор мешавем, ки муаллифони ин тазкираҳо онҳоро «тарҷума» ё «таъриб» меноманд, вале аз нависандагони он ашъор ном намебаранд. Ба ҳамин гуна маълумот мо аз ҷумла, дар тазкираҳои «Думят ал-қаср»-и Абулҳасан ал-Бохарзи [1] ва «Харидат ал-қаср»-и Имодуддин ал-Исфаҳонӣ [6] дучор меоем.

Масалан, Имодуддин ал-Исфаҳонӣ дар «Харидат ал-қаср» дар бахши фузалои Форс аз ас-Сайид Зиёуддин Фазлуллоҳ ибн Али ибн Абдуллоҳ ал-Ҳусайнӣ ар-Ровандӣ сухан оғоз карда, ӯро чун шахси фозил, адиб ва шоири нозукхаёл ва олими нуктасанҷ тавсиф намуда, аз ашъори ӯ намунаҳо меорад. Дар як ҷой дар бораи ар-Ровандӣ чунин

менависад [6, III, 72]: و قوله و قد عرب معنى فارسية من قصيدة النحاس Тарҷума: (Ва сухани ӯст, ки дар он маънии шеъри форсисро аз қасидаи ан-Наххос ба арабӣ гардонидааст):

عبيدک اصبحوا يوم القتال    كخياطين فى شبه المثال
بذرعان القنا ذرعوا و قطوا    بانصلهم و خاطوا بالنبال

Чокаронат дар рӯзи ҷанг
Ба дӯзандагон монанд мешаванд:
Ба гази найза андоза мекунанд ва
Ба шамшер мебурранду ба тир медӯзанд.

Ба гуфтаи муҳаққиқи «Харидат ал-қаср» доктор Аднон Муҳаммад Ол Туъма, ин ду байти арабӣ бо тарҷумаи форсияш дар муқаддимаи девони ар-Ровандӣ сабт шудааст [11]. Муаллифи қасидаи форсӣ, ки ин ду байти он ба арабӣ тарҷума шудааст, яъне ан-Наххос, мутаассифона, ба мо маълум нашуд, ки кист. Шояд дар ин ҷо аз ҷониби нассохони девони ар- Ровандӣ ба иштибоҳе роҳ дода шуда бошанд, зеро ягонто аз тазкира ва маъхазҳои форсӣ шоири форсизабонеро бо ин ном, яъне ан-Наххос, ёд накардааст. Имомуддин ал-Исфаҳонӣ ҳам чизе дар бораи ӯ намегӯяд ва доктор Аднон Муҳаммад Ол Туъма низ тавзиҳе дар хусуси ин шоир надодааст.[4] Ва асли ду байт, ки аксари сарчашмаҳо ҳардуро аз Рӯдакӣ медонанд, бад-ин зайл аст [6, III, 72, зернавис]:

Чокарони ту гаҳи разм, чу хайётонанд, [5]
Гарчи хайёт наянд, эй малики кишваргир.
Ба гази найза қадди хасми ту мепаймоянд,
То бибурранд ба шамшеру бидӯзанд ба тир.

Дар ҳамаи тазкираҳое, ки ашъори устод Рӯдакиро фаро мегиранд, ва таҳқиқоти илмие, ки хоҳ дар Ирон ва хоҳ дар Тоҷикистон ва мамолики дигар анҷом ёфта, ба аҳвол ва осо-

ри ӯ бахшида шудаанд, ин ду байти форсӣ бо андаке дигаргуниҳо аз они Рӯдаки ба шумор меравад [9, 526; 10, 78; 12, 32; 13, 49; 14, 75;]. Ва ягона муҳаққиқе, ки ин ду байтро бе овардани далил мансуб ба Рӯдакӣ медонад, устоди арҷманд Ҷаъфар Шиор мебошад [3, 57]. Вале бояд гуфт, ки ин ду байт дар девони ашъори форсии Рашидуддин Ватвот, ки онро Саид Нафисӣ гирд оварда, ба нашр расонидааст, низ ба чашм мехӯрад. Лекин Саид Нафисӣ дар бораи сабаби омадани ин ду байт ҳам дар миёни ашъори Рӯдакӣ ва ҳам дар девони Ватвот шарҳе ё тавзеҳе нададааст [3, 590] ва ҳол он ки ҳар дуро худ омодаи табъ намудааст.

Дар мансубияти ин шеър ба Рӯдакӣ шубҳае накарда, олими барҷастаи рус, донишманди забон ва адабиёти форсу тоҷик устоди шодравон И. С. Брагинский чунин менависад: « Рӯдакӣ рӯшании шеъри худро ба ҳар касе ки равона месохт – ба ҳомиёни баландрутба, ба шахсияти худ, ба қаҳрамонони чакомаву тамсилҳояш, - ӯ ҳамеша ягон хислати маъмули шахсияти инсонро бозгӯ мекард. Масалан, дар мадҳияи зебое, ки ба шоҳ бахшидааст, ӯ намоҳои (образ) – ҳосеро ба кор мебарад, ки аз ҳаёти ҳаррӯза, аз зиндагӣ интихоб шудаанд» [2, 31]

Шигифтовар он аст, ки бино бар шавоҳиди Имодуддин ал-Исфаҳонӣ дар «Харидат ал-қаср», Фазлуллоҳ ар-Ровандӣ ин ду байти форсиро дар чанд намуд ба забони арабӣ тарҷума кардааст. Ғайр аз намуде, ки дар боло оварда шуд, боз ин намуд ҳам ҳаст [4, III, 73]:

عبيدک يوم الوغى خاطئة      و حاشاهم انهم غير عذل<br>
اذا ذرعوا بالقنا فصلوا      بحد السيوف و خاطوا بالنبل

Чокаронат дар рӯзи ҷанг мисли чеваронанд,<br>
Худо нигаҳбонашон бод, онҳо бенуқсонанд.<br>
Агар ба найза андоза кунанд, бо шамшерҳои тез<br>
Мебурранд ва бо тирҳо медӯзанд.

Намуди дигари тарҷумаи арабии Фазлуллоҳ ар-Ровандӣ чунин садо медиҳад [4, III, 73]:

ان غلمانک خیاطون فی یوم الخصام     لا بخیط و خیاط بل برمح و حسام
او لیس ذرعوا بالسمرابدان الاعادی     لیقطوا بسیوف و یخیطوا بسهام

Ғуломонат дар рӯзи душманӣ барҳақ чу чеваронанд,
Вале на бо риштаву сӯзан, балки бо найзаву шамшер.
Магар онҳо ба найза танҳои душманонро чен накардаанд,
То бибурранд ба шамшерҳо ва бидӯзанд ба тирҳо?

Ин тарҷумаҳои арабӣ бо баъзе унсурҳои лафзии худ аз ҳамдигар андаке фарқ мекунанд, вале маънӣ ва мазмуни шеъри асли форсии устод Рӯдакиро пурра ифода менамоянд.

Ҳамин тавр, ин абёти Фазлуллоҳ ар-Ровандиро, ба гумони банда, метавон боз як бозёфти тозаи тарҷумаи арабии шеъри форси Одамушшуарои Аҷам устод Абуабдуллоҳ Ҷаъфар ибн Муҳаммад Рӯдакии Самарқандӣ донист. Агар асли шеъри аввалии ӯ танҳо дар шакли тарҷумаи арабии Ибн ал-Муаммил нигоҳ дошта шуда ва дар замони мо ба қалами устодони бузург Саид Нафисӣ ва Алиакбар Деҳхудо аз нав ба забони модарии ӯ баргардонида шуда бошад, дар мисолҳои охир, ки мо дар ин мақола овардем, метавон гуфт, ки хушбахтона, ҳам шеъри асли Рӯдакӣ, ҳам чанд намуди тарҷумаи арабии он, ки дар замони қадим сурат гирифтааст, то рӯзгори мо омада расидаанд.

## ТАВЗИҲОТ

1. Шояд шоире аз шоирони арабизабон маҳз маънии ҳамин абёти Рӯдакиро дар назар дошта, дар шеъри зерини худ ба он ишора кардааст [17, II, 446]:

ان لله عباداً فطنا     طلقوا الدنیا و عافوا الفتنا
فكروا فيها فلما علموا     انها ليست لحى وطنا
جعلوها لجة و اتخذوا     صالح الاعمال فيها سفنا

Дар ҳақиқат Худованд бандагони бохираде доштааст,
Ки дунёро раҳо ва фитнаҳои онро дур кардаанд.
Дар моҳияти он андешаҳо рондаву донистаанд,
Ки он барои одами зинда ватани доимӣ нест.
Он гоҳ онро баҳре донистаанд ва аз корҳои
Нек барои аз он гузаштан киштиҳо сохтаанд.

2.Устоди гиромӣ доктор Сайид Муҳаммад Дабири Сиёқӣ ба ман лутфан иттилоъ доданд, ки олими бузургвор Алиакбар Деҳхудо низ ин ду байтро аз арабӣ ба форсӣ ба шеър тарҷума кардаанд, вале, мутаассифона, ин тарҷума то имрӯз ҳам дастраси бандаи камина нашудааст.

3. Барои пайдо кардани маълумоти муфассалтар дар ин хусус руҷуъ шавад ба китоби роқими ин сутур ба забони русӣ зери унвони «Дузабонии арабӣ ва тоҷикӣ дар шеъри қарнҳои 3 ва 4 ҳиҷрӣ (9 ва 10 мелодӣ)» [7].

4. Ибни Халликон Абуҷаъфар Аҳмад ибн Муҳаммад ибн Исмоил ибн Юнус ал – Муродӣ ан-Наҳҳос ном олими наҳв, адиб ва шоирро ном мебарад, ки дар Миср таваллуд ёфта, ба соли 337 / 948 м. ё 338/ 949м. дар Миср вафот кардааст. Зоҳиран, ин ан – Наҳҳос шахси дигарсст, зеро араб буда, ба форсӣ чизе нанавиштааст ва девони форсӣ надошт, ки ар – Ровандӣ чизеро аз ягон қасидаи форсиаш таъриб ё тарҷума карда бошад ( Ниг: [5, I, 99 – 100)]. Лекин устоди бузургвор З. Сафо Абулмаъолӣ ан-Наҳҳос ё Наҳҳосии Исфаҳонӣ ном шоиреро зикр кардааст, ки вафоташ ба соли 512/ 1118 рост омадааст [16, II, 602]. Ва шояд ин абёт на аз Рӯдакӣ ва на аз Ватвот буда, маҳз аз қасидаи ҳамин ан–Наҳҳос буда, масъала таҳқиқи алоҳидаеро мехоҳад.

5. Дар баъзе сарчашмаҳои дигар мисраъи аввал ба ин намуд аст:

Чокаронат ба гаҳи разм чу хайётонанд…

## АДАБИЁТ

1. ал-Бохарзӣ, Абулҳасан. Думят ал-қаср ва усрат аҳл-ал-аср. / Таҳқиқ ад- дуктур Сомӣ Маккӣ ал-Онӣ. ат-Табъат ал-уло. ал-Ҷузъ ал-аввал. –ан-Наҷаф ал-ашраф: Матбаъат ан- Нуъмон, 1391 / 1971.

2. Брагинский И. С. Абуабдуллоҳ Ҷаъфари Рӯдакӣ. / Мутарҷим ва муаллифи пешгуфтор Шодӣ Шокирзодаи Нуъмонпур. / Душанбе, 2008.

3. Ватвот, Рашидуддин. Девон. Бо муқаддима ва муқобала ва тасҳиҳи Саид Нафисӣ. –Теҳрон, 1339.

4. Девони шеъри Рӯдакӣ. Ҳовии ҳамаи ашъори мустанад бар пояи тозатарин ёфтаҳо, бо байтнамо ва намояи ом. / Пажуҳиш ва тасҳиҳу шарҳи дуктур Ҷаъфар Шиор. Чопи аввал. –Теҳрон: Нашри «Қатра», 1378.

5. Ибн Халликон. Вафаёт ал – аъён ва анбо абно аз – замон. Дар 8 ҷилд. Ҳаққақаҳу д – р Иҳсон Аббос. – Бейрут: Дор ас – Содир, 1968 – 1972.

6. ал-Исфаҳонӣ, Имодуддин. Харидат ал-қаср ва ҷаридат ал-аср. Дар 3 ҷилд. / Тақдим ва таҳқиқ ад-дуктур Аднон Муҳаммад Ол Туъма. – Теҳрон: Оинаи мерос – 1378 ш. /1420 ҳ. / 1999м.

7. Мардонӣ Т. Н. Арабско-таджикское двуязычие в поэзии IX-X вв. –Душанбе: Маориф, 1993.

8. Нада, Тоҳа. ал-Адаб ал-муқоран. – Бейрут: Дор ан-наҳза ли-т-тибоъа ва-н-нашр, 1975.

9. Нафисӣ, Саид. Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ. Чопи аввал. –Теҳрон: Аҳуро (Дониши имрӯз), 1382.

10. Осори Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.

11. ар-Ровандӣ, Зиёуддин Абурризо Фазлуллоҳ ал - Ҳусайнӣ ал-Косонӣ. Девон. Ания би тасҳиҳиҳи ва табъиҳи Ҷалолуддин ал-Урмавӣ ал-Муҳаққиқ. –Теҳрон: Матбаъат ал - Маҷлис, 1374.

12.Рӯдакӣ. Ба кӯшиши дуктур Халил Раҳбар. / Бо маънии вожаҳо ва шарҳи байтҳои душвор ва бархе нуктаҳои дастурӣ ва адабӣ. Чопи бисту севӯм. –Теҳрон: Интишороти Сафӣ Алишоҳ, 1368.

13.Рӯдакӣ. Девони Одам аш-шуаро Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. / Ба кӯшиши Сайид Расули Мусавӣ, Масъуди Қосимӣ ва Азиз Мирбобо. – Душанбе: Пажуҳишгоҳи фарҳанги форсӣ-тоҷикӣ, 1379.

14.Рӯдакӣ. Шеърҳо. / Бо муқаддима ва тартибу тавзиҳи Усмон Карим ва Садрӣ Саъдӣ. –Душанбе: Ирфон, 1973.

15.ас-Саолибӣ, Абумансур. Ятимат ад-даҳр фи маҳосин аҳл ал-аср. Дар 2 ҷилд ва 4 қисм. – Бейрут: Дор ал-кутуб ал-илмия. (б. т. )

16.ал-Ҳошимӣ, Сайид Аҳмад. Ҷавоҳир ал-адаб ва иншо луғат ал-араб. Табъатун ҷадидатун муҳаққақатун мунаққаҳа. / Ашрафат ала таҳқиқиҳи ва тасҳиҳиҳи лаҷнатун мин ал-ҷомиъийин. ал- Ҷузъ ал-аввал ва-с-сонӣ. – Бейрут: Муассасат ал-маориф (б. т.)

## ОИД БА ЯК СУРАТХАЁЛИ МУШТАРАКИ ШОИРОНА

Ҳангоми мутолиаи ашъори суханварони асрҳои миёнаи тоҷику форс ва араб байту шеърҳои алоҳидаеро дучор шудан мумкин аст, ки аз ҷиҳати ягонагии маъниву мазмун ва тарзи нигориш робитае доранд ё ба тавсифи як чеҳраву симо, ашё, воқиаву ҳодиса бахшида шудаанд. Баъзе абёти адибони мухталиф, ки дорои як мазмунанд, новобаста ба ҳамдигар эҷод шудаанд, вале баъзеи дигараш аз тарафи шоире дар ҷавоб ё татаббуи байтҳои шоири дигаре офарида шудааст. Як зумра абёти устод Рӯдакӣ, Абу Тоҳири Хусравонӣ, Кисоӣ, Ибн ар-Румӣ ва дигарон, ки дар мавзӯи ранг кардани ришу сиблат таълиф гардидаанд, аз ҳамин қабиланд.

Одати бо ҳино ранг кардани мӯи сар, ришу мӯйлаб, даст ва ҳатто пой байни мардумони Шарқ аз қадимулайём маъмул буда, ҳамчун воситаи ороиш, зебу зинат ва ҳатто бсҳдоштии мардону занон интишор доштааст. Дар як байти устод Рӯдакӣ аз ин хусус ишора меравад [10, 42]:

> Лола миёни кишт бихандад ҳамс зи дур,
> Чун панҷаи арӯс ба ҳино шуда хазиб.

Дар замони пешин пирони солхӯрда низ мӯй ва ришро ранг мекардаанд ва ин дар байти зерини Хусрави Деҳлавӣ ба назар мерасад, шоир дӯстиеро, ки дер напояд, ба ранге ташбеҳ додааст, ки дар мӯи сафед молида шуда, пас аз замоне чанд нобуд мегардад:

> Ҳамдаме, к-аш на дароз аст умед,
> Ҳамчу хизоб аст ба мӯи сафед,

Азбаски решаи ин одат дар қаъри асрҳо реша давонда, кай, дар куҷо ва чи гуна ба вуҷуд омадани он барои одамо-

ни қадим ҳам номаълум мондааст, муаллифони асрҳои миёна онро пайваста бо зуҳури ягон воқеаи динию асотири шарҳу эзоҳ медоданд. Чунончи, олим ва нависандаи намоёни араб ал-Ҷоҳиз (ваф. 869) пайдоиши одати ранг кардани пойҳоро бо кабутари Нӯҳи афсонавӣ пайваста медонад ва қайд мекунад, ки арабҳои муқимнишину бодиянишин ва шуарои онҳо низ ҳама дар ҳамин ақидаанд. Мувофиқи афсона, Нӯҳ аз киштии худ кабутарро ба ҷустуҷӯи соҳил мефиристад ва пас аз чанде вай баргашта дар бораи наздик будани замин ба ӯ муждаи фараҳбахш мерасонад. Барои Нӯҳ он чиз далели муътамад мешавад, ки ду панҷаи кабутар ба хоку гили зангорӣ олуда буд. Аз ҳамон давр, менависад ал-Ҷоҳиз, миёни мардум ранг кардани пойҳо чун расму одати нек қабул шуд.

Адиби машҳури асри X Абумансур ас-Саолибӣ дар фарҳанги худ «Симор ал –қулуб» («Меваи дилҳо») ибораи « хизоб ал – ислом» - ро аз «ал-Анвор ва-с-симор» ном асари Абуабдулло ал-Марзбонӣ иқтибос намуда, менависад, ки дар китоби ал-Марзбонӣ аз номи ровӣ Ақаба ибни Омир ҳадисе оварда мешавад, ки тибқи он ҳазрати Пайғамбар Муҳаммад (с) фармудааст: «Ба шумоён ҳино равост, дар ҳақиқат он ранги ислом аст. Дар ҳақиқат он чашмҳоро сафо мебахшад, дардҳоро бартараф менамояд, шавқро афзун месозад – вай ба шумоён равост. [Аммо] дар хусуси сиёҳ кардан чунон бошад, ки ҳар касе [мӯйро] ранги сиёҳ кунад, Худованд рӯзи қиёмат рӯяшро сиёҳ хоҳад кард». [11, 118] Ба гуфтаи Имом Абуҳомиди Ғаззолӣ, ба сиёҳӣ ранг кардани мӯи сафеди пиронсолон дар ислом манъу макруҳ аст, зеро Пайғамбар сала-л-Лоҳу алайҳи ва саллам фармудааст: «Ҳува хизобу аҳли-н-нор» («Он ранг хизоби аҳли оташ ва дӯзахиён аст»). Ё ба ривояти дигар фармудааст: «ал-Хизобу би-с-саводи хизоб ал-куффор» («Мӯйро бо сиёҳӣ ранг кардан хизоби кофирон аст» [ 4, 319]

Аз ин маълум мегардад, ки дар ислом сиёҳ кардани мӯи сафед номақбул аст, вале истифодаи ҳино раво диниста

шуда, барои истеъмоли он байни занону мардон фарқе гузошта нашудааст.

Мо аз эҷодиёти баъзе намояндагони маъруфи адабиёти классики тоҷику форс ва араб намунаҳои шеъриро меоварем, ки дар онҳо одати мазкур ба муносибате зикр шудааст.

Тазкиранигори асримиёнагии араб Ибни Халликон (1211 – 1282) дар асари худ «Вафаёт ал-аъён ва анбо абно аз-замон» роҷеъ ба яке аз шоирони намоёнии араб Ибн ар-Рӯмӣ (836 – 896) маълумот дода, аз ҷумла менависад, ки ӯ дар мазаммати ришро ранг кардан чунин шеъре дорад [6, III, 359]:

اذا دام للمز السواد و اخلقت          شبيبته ظنّ السواد خضابا
فكيف يظنّ الشيخ أنّ خضابه          يظنّ سوادا أو يخال شبابا

*Агар сиёҳии (мӯи) мард, ки офаридаи ҷавониаш аст, дер боқӣ монад,*

*[Мардум] онро рангкардашуда мепиндоранд.*

*Вале чи тавр марди пир умед мебандад, ки мӯи рангкардаашро (одамон) сиёҳии аслӣ пиндошта, худи ӯро ҷавон хаёл мекунанд?*

Сипас, Ибни Халликон суханони Ҷаъфар ибни Муҳаммад ибни Алӣ ал-Ҳамадониро дар бораи шеъри болои Ибн ар-Рӯмӣ меорад, ки гуфтааст; «Ин маъниро пеш аз ӯ касе баён накардааст ва касе беҳтар аз ӯ дар ин мавзӯъ шеър наофаридааст» [6. III, 359]

Бояд қайд намуд, ки ба қалами Ибн ар-Румӣ шеъри дигаре дар ҳамин мавзӯъ марбут аст. Аз мазмуни ин шеър бармеояд, ки шоир мувофиқи одат ва анъанаи маъмули мавҷуда риши худро ранг мекардааст, гарчанде дар порчаи болоӣ пайравони ин оинро сарзаниш намудааст. Бале, дар абёти зер шоир сабаби ранг кардани риши худро ба як тарзи ҳалимона мефаҳмонад;

لم أصبغ الشعر للغوانى          أبغى به عندها ودادا
بل الخضاب على شبابى          البست من بعده حدادا

Ман (мӯи) пиронаамро баҳри соҳибҷамолон ранг накардаам,
Ки бо ин назди онҳо меҳру муҳаббат хоҳам.
Балки ранг карданам ба ёди ҷавониам аст, ки
[Чун гузашт] либоси мотам ба бар кардам.

Ҷолиби диққат аст, ки ҳамин мазмун дар яке аз қитъаҳои машҳури Рӯдакӣ ба назар мерасад [10, 112]:

Ман мӯи хешро на аз он мекунам сиёҳ,
То боз нав ҷавон шаваму нав кунам гуноҳ.
Чун ҷомаҳо ба вақти мусибат сиёҳ кунанд,
Ман мӯй аз мусибати пирӣ кунам сиёҳ.

Баъзе муҳаққиқони эҷодиёти Рӯдакӣ, аз ҷумла У. М. Даудпота ва И. С. Брагинский изҳори ақида кардаанд, ки ин қитъаи ӯ тарҷумаи бевоситаи шеъри арабии Ибн ар-Рӯмӣ мебошад. Бешубҳа, Рӯдакӣ ҳамчун фарзанди оли-маърифати даврони худ забони арабиро медонист ва бо мероси ғании шоирони араб, аз ҷумла Ибн ар-Румӣ, хуб ошно буд. Аз ин рӯ, метавон гуфт, ки ӯ аз ҳамон шеъри Ибн ар-Рӯмӣ низ иттилоъ доштааст ва мазмуни онро ба табъу завқ ва мизоҷи худ наздик дида, писандидааст.

Шоир онро чунон моҳирона тарҷума кардааст, ки шеъри тозаеро монда, аз ҳайси амиқии маънӣ, ҳусни ифодаву баён, забони услуб ва таъсирнокӣ аз шеъри шоири араб болотар меистад.

Байни тадқиқотчиёни адабиёти классикии тоҷику форс чунин ақидае ҳаст, ки қитъаи зикршудаи Рӯдакӣ ҷавоби як шеъри Абутоҳири Хусравонист. Дар ин шеъри худ Хусравонӣ одамони пиронсолеро, ки ришу сиблати худро ранг мекардаанд, тамасхур менамоянд.

Аҷаб ояд маро зи мардуми пир,
Ки ҳаме ришро хизоб кунад.
Ба хизоб аз аҷал ҳаменараҳад,
Хештанро ҳаме азоб кунад.

Бинобар ақидаи А. М. Мирзоев, Рӯдакӣ, ки ба тақозои расму одат монанди дигар ҳамзамононаш ришро ранг мекард, шеъри Хусравониро шунида, дар он нисбат ба худ низ киноае ҳис карда, қитъаи мазкурро дар ҷавоби шеъри ӯ меофарад [9, 177 - 179]. В. Э. Бертельс бошад, баръакс, чунин мешуморад, ки абёти мазкури Хусравонӣ маҳз дар пайравии қитъаи Рӯдакӣ нигошта шудааст [2, 154].

Вале ҳаминро бояд арз намуд, ки ин ду шеър ба ҷуз ягонагии мавзӯъ бо ҳамдигар муносибате надоранд. Ба қалами Рӯдакӣ инчунин байтҳое тааллуқ доранд, ки дар ҳаҷви одамони ришро ранг мекардагӣ гуфта шудаанд. Масалан [10, 452]:

Ришу сиблат ҳаме хизоб куни,
Хештанро ҳаме азоб кунӣ.

Шеъри Хусравонӣ ана аз ҳамин байти Рӯдакӣ сарчашма мегирад, на аз қитъаи ӯ. Чунонки Т. Н. Зеҳнӣ дар асари худ «Санъатҳои бадеӣ дар шеъри тоҷикӣ» зимни шарҳи санъати «салх» дуруст нишон медиҳад, Хусравонӣ маънӣ ва лафзи шеъри худро маҳз аз ҳамин байти Рӯдакӣ бурдааст [5, 226]. Ин мулоҳазаи муҳаққиқ дар натиҷаи муқоясаи таркиби алфози байти Рӯдакӣ ва шеъри Хусравонӣ пурқувватар мегардад, хусусан агар мо мисраъҳои охирини онҳоро қиёс кунем.

Рӯдакӣ ба муқобили он руҳониёни мансабдори фалсафафурӯш, ки мардумфиребиро касб намуда буданд, баромад карда аз онҳо бо як ҷуръат норозигӣ изҳор менамуд [ 10, 190]:

То кай барӣ азобу кунӣ ришро хизоб!
То кай фузул гӯию орӣ ҳадиси ғоб!

Шоири дигари тоҷику форс Кисоии Марвазӣ фикри аз тарафи Ибн-ар Рӯмӣ ва устод Рӯдакӣ баён шударо идома дода, бори дигар талқину таъкид менамояд, ки мақсад аз

ранг кардани мӯй ва риши пирон ҳаргиз худро зоҳиран ҷавону барно нишон додан нест.

Ҳамин тавр, маълум мегардад, ки одати ранг кардани ришу мӯй миёни мардуми кишварҳои Шарқ, аз ҷумла Мовароуннаҳру Хуросон, дар асрҳои миёна васеъ маъмул буда, дар як замон тарафдорон ва мухолифони худро доштааст, ки баҳсу мунозираи байни онҳо дар адабиёти тоҷику форс ва араб то дараҷае инъикос ёфта, мазмунҳои муштаракро ба вуҷуд овардааст. Лекин ҳаминро бояд арз кард, ки дар байни абёти ба ин мавзӯъ бахшидашуда қитъаи Рӯдакӣ аз ҳама болотар меистад. Ин шоири нуктасанҷу нозукбин тавонистааст бо истифода аз як мавзӯи хурду назарногир панди рӯзгор гӯяд.

Дар даврахо ва асрҳои минбаъда низ ин маънӣ дар ашъори шоирони форсу тоҷик ва араб фаровон истифода мешуд, ки далели ин мисолҳои зиёде дар девонҳои он қаламкашон ва тазкираҳои форсизабону арабзабони асрҳои миёна шуда метавонад. Вале дар адабиёти форсу тоҷик, хусусан дар шеър, нахустин ин маъниро устод Рӯдакӣ ба кор бурдааст.

Ин маънӣ дар ашъори арабии Абуалӣ ибни Сино низ зиёд ба чашм мерасад, зеро ба назар чунон менамояд, ки он аз маъонии дустдоштаи ӯст. Дар яке аз қасидаҳои арабии ӯ чунин байтҳоро мебинем [7, 14]:

لون المشيب على عذارى اية
بيضاء من سؤ تروع و تنذر

قالوا: "الخضاب " فقلت : انّى ماقت
حىّ المشيب فكيف ميّتا يقبر؟

Ранги пирӣ бар ду тарафи сарам гувоҳест
Сафед аз бадие, ки метарсонаду огоҳӣ медиҳад.
Гуфтанд: «Хизоб кун». Гуфтам, ки хуш надорам
Пириро, вале чаро худро чун мурда ба гур кунам ?

Хизоб дар ашъори Рӯдакӣ, Ибни Сино, Ибн ар-Румӣ ва дигарон асосан нишонаест аз бебозгашт рафтани айёми ҷавонӣ ва расидани рӯзгори пирӣ. Дар аксари ин гуна абёт ҷавонӣ бо зоғи сиёҳ ва пирию мӯйсафедӣ бо бози сафед ташбеҳ дода мешавад. Чунончи, Ибни Сино мегӯяд [7, 21; 8, 81];

و لو شباب غراب قط زائلةٌ        لعاودتنى بتخضيبى شبيباتى

Агар ба шарте, ки ҷавонии (сиёҳии) зоғ нобуд гардад,
Он гоҳ бо хизоб мӯи сиёҳи(ҷавонии) ман низ хоҳад баргашт.

Яке аз ҳамасрони Ибни Сино, шоири тозигӯи форсу тоҷик ал-Халил ас-Сиҷзӣ бо иборати хеле сода маънии мазкурро ифода кардааст. [8, 85]:

الشيب ابهى من الشباب        فلا تهجنّه بالخضاب
هذا غراب و ذاك باز        و الباز ابهى من الغراب

Мӯи сафед аз мӯи сиёҳ зеботар аст,
Онро бо хизоб нохуш магардон.
Ин зоғи сиёҳ асту он бози сафед,
Ва боз аз зоғ ҳатман хуштар аст.

Маълумоти мухтасаре, ки мо дар хусуси зуҳурот, таҳаввул ва тобишҳои як мавзӯи на чандон муҳим дар эҷодиёти зумраи шоирони тоҷику форс ва араб ин ҷо овардаем, аз робитаҳои зичи адабӣ ва хусусиятҳои муҳими типологии эҷодиёти онҳо шаҳодат медиҳад. Ин нукта бори дигар ба субут мерасонад, ки на танҳо мавзӯъҳои лирикӣ ва иҷтимоӣ, инчунин масъалаҳои маишат, зиндагӣ, расму оини давр низ дар назм мавриди татаббуъ ва истиқболи мутақобилаи шоирон қарор гирифта, ба ташаккул, таҳаввули хусусиятҳои типологии адабиётҳои тоҷику форс ва араб мусоидат менамоянд.

## АДАБИЁТ

1. Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.

2. Бертельс. Е. Э. История персидско-таджикской литературы. – М. : Издательство восточной литературы, 1960.

3. Брагинский И. С. Из истории персидской и таджикской литературы. Избранные работы. – М.: Наука. 1972.

4. Ғаззолӣ, Абуҳомид Муҳаммад ибн Муҳаммад ат-Тусӣ. Иҳё улум ад–дин. Тарҷумаи Муайидуддин Муҳаммади Хоразмӣ. Рубъи якум. Рубъи ибодот. Ба кӯшиши Ҳусайн Хедивҷам. Чопи чаҳорӯм. – Теҳрон: Ширкати интишороти илмӣ ва фарҳангӣ, 1375.

5. Зеҳнӣ Т. Н. Санъатӣ сухан. – Душанбе: Ирфон, 1976

6. Ибн Халликон. Вафаёт ал-аъён ва анбо абно аз-замон. Хаккакаху д-р Ихсон Аббос. Дар 8 ҷилд. – Бейрут: Дор ас-Содир ли-т-тибоъа ва-н-нашр, 1968 – 1972. Ҷилди 3 - С. 359.

7. Ибн Сино. Девон. Ахраҷаҳу д-р Ҳусейн Алӣ Маҳфуз. – Теҳрон, 1377/ 1957.

8. Мардони Т. Н. Поэзия Ибн Сина на арабском языке. – Душанбе: Ирфон, 2006.

9. Мирзоев А. Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ.-Сталинобод. Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958

10. Осори Рӯдакӣ. – Сталинобод. Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.

11. ас–Саолибӣ, Абумансур. Симор ал-қулуб фи-л-музоф ва-л-мансуб. –ал-Қоҳира, 1346.

# ПЕРОМУНИ ЧАНД МАЪНИИ МУШТАРАК ДАР ОСОРИ ИБН АЛ-МУҚАФФАЪ ВА РӮДАКӢ

Ҳангоме сухан дар бораи ибн ал-Муқаффаъ ва Рӯдакӣ– ин ду намояндаи бузурги адабиёт ва фарҳанги форсу тоҷик меравад, ки ному давомашон дар ҷаридаи олам сабт аст ва яке ба забони зебои арабӣ наср эҷод мекарду дигаре ба забони ноби форсии дарӣ шеър мегуфт, ҳатман абёти боз як абармарди дигар - сарояндаи назми кохи баланди дарӣ - Абулқосими Фирдавсӣ ба ёд меояд, ки робитаи Абдуллоҳ Ибн ал-Муқаффаъро бо устод Абуабдуллоҳи Рӯдакӣ нишон медиҳад. Натиҷаи ин иртиботи таърихию фарҳангии онҳо буд, ки дар ҷаҳон як муъҷизаи адабии беҳамто бо номи «Калила ва Димна» арзи вуҷуд кард ва мо аз чигунагии пайдоиши он огоҳ шудем.

Калила ба тозӣ шуд аз паҳлавӣ
Бар ин сон, ки акнун ҳаме бишнавӣ
Ба тозӣ ҳаме буд то гоҳи Наср
Бад-он гаҳ, ки шуд бар ҷаҳон шоҳи аср
Гаронмоя Булфазл – дастури ӯ,
К-андар сухан буд ганҷӯри ӯ,
Бифармуд, то форсию дарӣ
Бигуфтанду кӯтоҳ шуд доварӣ.
Аз он пас чу бишниду рой омадаш,
Бар ӯ бар хирад раҳнамой омадаш.
Гузорандае пеш биншонданд,
Ҳама нома бар Рӯдакӣ хонданд.
Бипайваст гӯё пароканадаро,
Бисуфт инчунин дурри огандаро.
Бар он к-ӯ сухан донад, ороиш аст,
Чу нодон бувад, ҷои бахшоиш аст.

(Рӯҷӯъ шавад [10, 12] )

Шояд бо сабаби он, ки аз «Калила ва Димна»-и Рӯдакӣ абёти башуморе боқӣ мондааст, пажуҳишгарон барои

муқоясаи онҳо бо матни арабии «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ то имрӯз иқдом накардаанд, ва агар кӯшише ҳам карда бошанд, мутаассифона, дастраси мо нагардидааст.

Ягона тадқиқоте, ки дар он кӯшиш шудааст оид ба маъхази «Калила ва Димна»-и устод Рӯдакӣ ва сарчашмаи баъзе порчаҳои боқимондаи ашъори ӯ нишон дода шавад, мақолаи А. Алимардонов мебошад [3, 82-89], ки ӯ низ, мутаассифона, ба муқоясаи маъонии абёти Рӯдакӣ ва осори арабии Ибн ал-Муқаффаъ иқдом накарда, танҳо ба нақли маълумоти Саид Нафисӣ [13] ва Абдулғанӣ Мирзоев [11] дар ин хусус иктифо намудааст.

Ин кори мо кӯшиши хоксоронаест дар муқояса ва пайдо кардани маъонии муштарак дар осори Ибн ал-Муқаффаъ ва устод Рӯдакӣ, ки бори нахуст дар адабиётшиносии муосири тоҷик сурат мегирад.

Мо назари хонандагони мӯҳтарамро дар ин ҷо танҳо ба якчанд байти Рӯдакӣ ҷалб карданӣ ҳастем, ки аз ҳайси маънӣ ва ибороту ақволи ҳакимонаи осори Ибн ал-Муқаффаъ ба монанди «Калила ва Димна», рисолаҳои «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» ва ғайра қаробат, ё метавон гуфт, шабоҳати том дорад. Маълум мегардад, ки устод Рӯдакӣ натанҳо «Калила ва Димна»-и Ибн ал–Муқаффаъро тарҷума ва ё мазомини онро ба шеъри форсӣ ифода кардааст, балки бо ин маҳдуд нагашта, аз асарҳои дигари ӯ низ баҳра бардоштааст, гарчанде дар ягон байти худ аз ин ёдовар нашудааст.

Мавзуъоти «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ ба хонандагони арҷманд маълум аст, аммо дар хусуси «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» мехостем ба онҳо ёдрас кунем, ки ин ду рисола дар мавзӯъҳои панду ахлоқ офарида шуда, муаллиф айни замон ба суханҳои гузаштагон ва ҳикмату андарзҳои ниёгону ақволу масалҳои машҳури замони худ такя ва истинод мекунад. Ин ду асар тарҷума набуда, маҳсули донишу заковати худи муаллиф аст. Азбаски Ибн ал-Муқаффаъ аввалан дар муҳити забону

фарҳанги қадими тоисломии форсӣ, яъне паҳлавӣ, таҳсил карда ба воя расидааст ва сипас дар муҳити забон ва адабиёти араб забардаст гаштааст, метавон яқинан изҳор кард, ки дар ин ду рисолаи худ ӯ ба забони тозӣ панду ҳикмат ва андарзу насиҳатҳои аҷдоди худ ва таҷрибаи таърихӣ ва ақлӣ ва илмиву фарҳангию фалсафӣ ва сиёсии мардуми форсинажодро таҷассум ва инъикос кардааст.

Саҳми Абдуллоҳ ибн ал-Муқаффаъро дар инкишофи насри арабӣ муҳаққиқони тамоми ҷаҳон, алалхусус, олами араб, эътироф доранд. Ва ягона олиме, ки дар истеъдоди арабинависии ӯ шакку шубҳа дорад ва ӯро баробари як арабшиноси аҷнабие медонад, ки забони арабиро хуб омӯхтааст, вале саҳме дар татаввури насри арабӣ нагузоштааст, адабиётшиноси машҳури араб Таҳа Ҳусейн мебошад, ки ин ҳам аз ҳисси арабигароии ин олими забардаст сарчашма мегирад [19, 431- 432].

Барои дарёфти маълумоти бештар дар бораи Ибн ал-Муқаффаъ, «Калила ва Димна»-и ӯ ва осори дигараш хонандагони муҳтарам метавонанд ба муқаддимаи тарҷумаи форсии «Калила ва Димна»-и Абулмаолӣ Насруллоҳи Муншӣ [10], муқаддимаи матни арабии китоби «Осор Ибн ал-Муқаффаъ» [15], «Таърихи адабиёт дар Ирон»-и устод Забиҳулло Сафо [18, I, 371-389; II, 948-952], муқаддимаи тарҷумаи русии «Калила ва Димна» [8], «Таърихи адабиёти форсу тоҷик»-и Е. Э. Бертельс [5] муроҷаат намоянд. Яке аз беҳтарин тадқиқот ба забони тоҷикӣ, ки дар он маълумоти муфиду батафсиле дар бораи Ибн ал-Муқаффаъ, «Калила ва Димна»-и ӯ ва хусусан оид ба рисолаи «ал-Адаб ал -кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» баён ёфта, ғоя ва мазмун, мундариҷа ва мақоми таърихию фарҳангии осори Ибн ал-Муқаффаъ возеҳ нишон дода шудааст, китоби Н. Зоҳидов мебошад [7], ки мутахассисин ва хонандагони оддӣ метавонанд аз он истифода баранд.

Дар рисолаи «ал-Адаб ас-сағир» Ибн ал-Муқаффаъ одамонро ба риоя ва тарғиби хислатҳои наҷиби инсонӣ водор месозад. «ал-Адаб ал-кабир» бошад аз ду қисм иборат бу-

да, яке ба расму оини подшоҳону воломақомон ва одоби муошарат бо онон ва дигаре ба оини дустёбӣ бахшида шудааст. «Калила ва Димна» низ, чунон ки Бидпой – бараҳмани ҳакими ҳиндӣ арз мекунад, бо мақсади ислоҳи хулқу атвори шоҳони золим ва ташвиқи онҳо ба меҳрубонию ғамхорӣ нисбат ба раият навишта шудааст. Гумон меравад, ки ин асарҳо як навъ ҳамрадифи «Худойнома»-ҳои паҳлавӣ буда, баъдтар дар давраи исломӣ барои пайдоиши асарҳое, ки жанри махсуси «шоҳномаҳо», «пандномаҳо» «насиҳатномаҳо» ва «одобномаҳо»-ро ташкил додаанд, замина гузоштанд. Ин расоил дар қатори дигар таълифот ҷузъи ногусастании мероси мансури арабизабони форсу тоҷик гардидааст. (Дар ин бора муфассал нигаред: [7]).

Дар бораи мавзӯъот ва хусусиёти «Калила ва Димна» ва тарҷумаҳои он мо сӯҳбат намекунем, зеро ин масъалаҳо дар китобҳои таърихи адабиёти форсу тоҷик, алалхусус таълифоте, ки пештар зикр кардем, хеле батафсил шарҳи худро ёфтааст.

Нахуст агар дар бораи монандиҳои маъонӣ ва мазомини муштарак дар «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ ва осори Рӯдакӣ сӯҳбат оғоз кунем, бояд бигӯем, ки дар ашъори боқимондаи устод Рӯдакӣ танҳо як маротиба номи Димна ёд шудааст: [16, 320]:

Димнаро гуфто, ки то ин бонг чист?
Бо ниҳебу саҳм ин овои кист?
Димна гуфт: «Ӯро ҷуз ин ово дигар
Кори ту на ҳасту саҳме бештар.
Об ҳарчи бештар нерӯ кунад,
Бандварғи сустбуда бифканад
Дил гусиста дорӣ аз бонги баланд
Ранҷаке бошад-т зи овози газанд».

Ин пораи шеър баёнгари ҷузъи қиссаи «Марди аз гург гурехта» мебошад, ки дар «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ ба ин мазмун омадааст. [15, 106]:

فبينما هما في هذا الحديث اذ خار شتربه خوارًا شديداً فهيج الاسد و كره ان يخبر دمنة بما ناله. و علم دمنة ان ذلک الصوت قد ادخل علي الاسد ريبة و هيبة. فسأله: هل راب الملک سماع هذا الصوت؟

*Тарҷума: «Ҳангоме, ки ҳарду саргарми суҳбат буданд, ногаҳон Шутурбо садои шадиде баровард. Шер аз тарс ба ҳаяҷон уфтод, вале нахост, ки Димнаро аз он чи бар ӯ уфтод, огоҳ намояд. Лек Димна бидонист, ки он садо бар дили Шер тарсу ҳайбат андохт, ва пурсид: «Магар подшоҳро шунидани ҳамон овоз битарсонид?»*

Е. Э. Бертельс дар «Таърихи адабиёти форсу тоҷик» абёти мазкури Рӯдакиро оварда, дуруст мегӯяд, ки онҳо ба ҳамон ҷои тарҷумаи арабии «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ мутобақат мекунанд, ки он ҷо шер овози ҳайбатангези барзаговро шунида, сахт метарсад, зеро пеш аз ин чунин овози ҳавлнокро нашунида буд. Сипас Е. Э. Бертельс тарҷумаи русии қитъаро аз «Калила ва Димна» меорад [5, 140-141], ки матни он бо мазмуни абёти Рӯдакӣ ҳеҷ иртибот ва мутобақате надорад, вале дар ҳошия нишон медиҳад, ки онро аз матни тарҷумаи русии «Калила ва Димна» [8, 112] иқтибос кардааст. Ин чунин маъно дорад, ки ё тарҷумаи русии «Калила ва Димна» ба матни арабии аслии он чандон мутобиқ ва мувофиқ нест ва ё Е. Э. Бертелс ба иштибоҳе роҳ додааст.

Дар миёни шеърҳои Рӯдакӣ абётеро дидан мумкин аст, ки зарбулмасалу мақолҳои мардумии форсию тоҷикиро мемонад. Масалан, Рӯдакӣ гуфтааст [16, 416]:

Чи хуш гуфт он мард бо он хадеш:
«Макун бад ба кас, гар нахоҳи ба хеш».

Олими шинохтаи мусалмон аз Русия устод Муҳаммад Нурӣ Усмонов чунин мешуморад, ки мақолҳои форсию тоҷикии «Он чи ба худ написандӣ, ба дигарон ҳам напи-

санд», «Ҳар чи кунӣ ба худ кунӣ, гар ҳама неку бад кунӣ», «Бад макун ки бад афтӣ, чоҳ макан, ки худ афтӣ», «Ҳар ки чоҳ сари роҳи дигарон канад, рӯзе дар он чоҳ сарнагун равад» ва ғайра муродифи мазмуни ин байт ё мақоли Рӯдакӣ мебошад [14, 170-171]. Ин маънӣ чи дар эҷодиёти шифоҳии мардум ва чи дар адабиёти хаттӣ бисёр ба назар мерасад. Масалан, гумон мекунам, зарбулмасали арабие, ки Абулмаъолӣ Насруллоҳи Муншӣ дар тарҷумаи «Калила ва Димна»-и худ ба кор бурдааст, فلربّ حافر حفرةً وقع فيها «*Чи басо чоҳкан худ ба чоҳ афтад*» [10, 113], низ аз ҳамин қабил зарбулмасалҳост.

Албатта, ин маънӣ хеле паҳншуда аст ва шояд Рӯдакӣ онро новобаста ба осори Ибн ал-Муқаффаъ ифода карда бошад. Хусусан, ки ин маънӣ дар «Маҳабҳарата», дар китобҳои файласуфи чинӣ Конфуций (Конфушиюс), осори Арасту ва дигарон вомехӯрад.

Ибн ал-Муқаффаъ низ дар осори худ ин маъниро бо ибороти гуногун чандин бор овардааст. Дар «Калила ва Димна» ӯ мегӯяд, ки марди оқил аз бисёр чизҳои бад бояд ҳазар ва худдорӣ намояд, аз ҷумла [15, 74]:

و ينبغي له مع ذلک ان يحذر مما يصيب غيره من الضر لئلا يصيبه مثله

*Тарҷума: «Бо ҳамин ӯро бибояд аз зараре, ки ба дигаре мерасад, ҳазар кард, то мисли он зарар ба худӣ ӯ нарасад»*. Ва ё дар ҷои дигари «Калила ва Димна» Ибн ал – Муқаффаъ гуфтааст [15, 75]:

و ان من اتى صاحبه بما يكره لنفسه فقد ظلم. و ان يأخذ بالحزم في أموره و يحبّ للناس ما يحب لنفسه و يكره لهم ما يكره لها، فلا يطلب امراً فيه مضرّة لغيره طلباً لصلاح نفسه بفساد غيره.

*Тарҷума: «Ҳар касе ба дӯсташ чизеро ҳамл кунад, ки ба худ написандид, зулм кардааст. Ӯ бояд дар корҳои худ устувор бошад ва ба мардум он чиро дӯст дорад бикунад, ки*

*ба худ дӯст дорад ва он чиро ба онҳо написандад, ки ба худ написандад. Ва кореро накунад, ки тавассути он ба дигаре зарар оварад ва ё ба худ суде орад аз ҳисоби зиёни дигаре.*

Ин панд дар ҷои дигари «Калила ва Димна» ва расоили дигари Ибн ал- Муқаффаъ такроран таъкид мегардад. Масалан [15, 246]:

والناس احقّ بحسن النظر في ذلک. فانّه قد قيل: ما لا ترضاه لنفسک لا تصنعه لغيرک.

*Тарҷума: «Одамон ба ҳусни назар дар ин мавзӯъ ҳаққанд. Ҳамоно аз ин рӯ гуфта шудааст: Он чи ба худ нахоҳӣ, ба дигарон макун».*

Дар рисолаи «ал-Адаб ас-сағир» Ибн ал-Муқаффаъ ин насиҳати худро ду бор баён месозад ва як ҷо батафсилтар мегӯяд [15, 328]:

افض ما يعلم به علم ذي العلم و الصلاح ان يستصلح بما اوتي من ذلک من استطاع من الناس و يرغبهم فيما رغب فيه لنفسه من حبّ الله و حبّ حکمته و العمل بطاعته و الرجاء لحسن ثوابه في المعاد اليه، و ان يبيّن الذي لهم من الاخذ بذلک و الذي عليهم في ترکه و ان يورث ذلک اهله و معارفه ليلحقه أجره من بعد الموت.

*Тарҷума: «Ва афзалтарин чизе, ки ба шарофати он илми донишманд ва накӯии накӯкор шинохта мешавад, он аст, ки донишу некуии ба ӯ додашударо ба қадри тавоноӣ ба нафъи одамон сарфу истифода намояд ва онҳоро ба сӯи он тарғиб кунад, ки хешро водор месозад, хоссатан ба сӯи худодӯстӣ ва дӯстдории ҳикмати Ӯ ва кори тоату ибодати Ӯ ва хостани ҳусни савоби Ӯ андар маъод ба сӯи ӯ. Накукор бояд одамонро бифаҳмонад, ки чи чизеро бояд аз дунё бигиранд ва чи чизеро тарк кунанд. Ва инро бояд ба аҳлу ошноёни худ ба мерос гузорад, то ки аҷраш пас аз марг ба ӯ бирасад».*

Ва хулосаи ҳамаи ин гуфтаҳоро Ибн ал-Муқаффаъ дар «ал-Адаб ас-сағир» чунин баён мекунад [15, 332]:

اعدل السّير أن تقيس الناس بنفسک فلاتأتي اليهم الا ما ترضي أن يؤتي اليک

*Тарҷума: «Одилтарин рафтор ин аст, ки ту одамонро бо худ баробар дониву қиёс кунӣ, ва бар онҳо ҷуз онро написандӣ, ки хоҳӣ ба худ писандида бошад».*

Дар ҳикояти «Писари шоҳ ва ҳамроҳонаш» дар «Калила ва Димна» Ибн ал-Муқаффаъ чунин суханҳои пандомезеро меорад [15, 268]:

قال بيدبا: كما أن الأعمي لا يبصر الا بقلبه و لا يمشي الا بحِسِّهِ مع المهلة و التأنّي. كذلک ينبغي للانسان أن يسلک في الامور بعين العقل و البصيرة و العلم و التثبت و الأناة. فقل أن يعثر علي هذا غير أنّ القضاء و القدر قد يغلبان علي ذلک كما قد يعثر البصير و يسلم الضرير.

*Тарҷума: «Бидпой гуфт: «Мисли он ки нобино намебинад ҷуз ба дил ва роҳ намеравад ҷуз ба ҳисс ва бо оҳистагию эҳтиёт, инсонро ҳам мебояд, ки дар корҳои рӯзгор ба чашми ақлу басират, донишу устуворӣ ва ҳушёрӣ рафтор намояд. Агар чунин кунад, хеле кам дучори иштибоҳ мегардад, магар ки қазову қадар бар он корҳо ғолиб ояд. Агар чунин накунад, бошад ки бино пешпо хӯрад ва нобино ҷон ба саломат барад. »*

Ба назари банда, устод Рӯдакӣ ин маъниро дар чанд байти худ ба шакли хеле ҳакимона ба риштаи назм кашидааст, аз ҷумла [16, 434]:

Ба чашми дилат дид бояд ҷаҳон,
Ки чашми сари ту набинад ҷаҳон.

Ва ё дар ин байт [16, 434]:

Бад-ин ошкорат бубин ошкор,
Ниҳонитро бар ниҳонӣ гумор.

Ду байти зер, ки бино бар гуфтаи Абумансур ас-Саолибӣ, тарҷумаи арабии шеъри Рӯдакӣ буда, ба қалами шоири тозигӯи ҳамзамони ӯ Абулҳасан Аҳмад ибн ал-Муаммил тааллуқ дорад, беҳтарин таҷассуми маънии суханони мазкури Ибн ал-Муқаффаъ мебошад [17, 149]:

تصور الدنيا بعين الحُجي
لا بالتي أنت بها تنظر
الدهر بحر فاتخذ زورقاً
من عمل الخير به تعبر

Ва ин тарҷумаи арабии шеъри Рӯдакиро устоди бузургвор Саид Нафисӣ аз нав ба забони модарии Рӯдакӣ ба назми шево баргардонидааст [16, 528]:

Ин ҷаҳонро нигар ба чашми хирад,
Не бад-он чашм, к-андар ӯ нигарӣ.
Ҳамчу дарёст в-аз накӯкорӣ,
Киштие соз, то бад-он гузарӣ.

Ин шеъри Рӯдакӣ дар ҳама маҳфилҳо вирди забонҳост [16, 327]:

Ҳеҷ шодӣ нест андар ин ҷаҳон
Бартар аз дидори рӯи дӯстон.
Ҳеҷ талхӣ нест бар дил талхтар
Аз фироқи дӯстони пурҳунар.

Дар мавзӯи дӯстию бародарӣ Ибн ал-Муқаффаъ низ дар «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» суханҳои пандомези зиёде дорад. Барои мисол яке аз гуфтаҳои ӯро меорем [15, 342]:

و اذا فُرّقَ بين الاليف و اليفه فقد سلب قراره و حرم سروره

*Тарҷума: «Агар байни дӯсту дӯсте ҷудоӣ афтад, оромии ӯ гум ва ӯ аз шодӣ маҳрум мегардад».*

Маонии мисраҳои мазкури Рӯдакӣ бо андарзҳои Ибн ал-Муқаффаъ хсле ҳамоҳанганд ва ҳатто чунон тасаввур мсшавад, ки ин маъниҳоро устод Рӯдакӣ аз ибн ал-Муқаффаъ бсвосита ахз кардааст. Мисоли аввалро аз «ал-Адаб ас-сағир» меорем [15, 327]:

و لقاء الاخوان و ان كان يسيراً غنم حسنٌ

*Тарҷума: «Дидори дӯстон, агарчи кӯтоҳ бошад, ғаниматест некӯ».*

Давоми ин пандро боз дар ҷои дигари ҳамон асар мехонем [15, 342]:

لا تعتد من الحياة ما كان في فراق الأحبة

*Тарҷума: «Онро зиндагӣ нашумор, ки дар фироқи дӯстон гузашта бошед».* Маҷмӯъи ҳардуи ин суханҳоро дар ҷои дигари «ал-Адаб ас-сағир» Ибн ал-Муқаффаъ дар як ҷумла овардааст, ки маънии он айнан дар ҳамон ду байти Рӯдакӣ омадааст [15, 341]:

و سُمعتُ العلماء قالوا: ليس في الدنيا سرور يعدل صحبة الاخوان و لا فيها غمّ يعدل غمّ فقدهم

*Тарҷума «Шунидаам, ки хирадмандон гуфтаанд: Ҳеҷ шодӣ нест андар ин ҷаҳон, ки ба дидори дӯстон баробар бошад ва андар он ҳеҷ ғаме нест, ки бо андуҳи гум кардани онҳо баробар бошад».*

Магар устод Рӯдакӣ на ҳамин мазмунро ба забони шевою суханҳои дилнишин тарҷума кардааст? Бале, бешак маҳз ҳамин маъниро ӯ ба риштаи назм кашидааст. Ин мисолҳо бори дигар нишон медиҳанд, ки Рӯдакӣ натанҳо маъонии «Калила ва Димна»-ро тарҷума кардааст, балки аз каломи панду ахлоқии осори дигари Ибн ал-Муқаффаъ низ дар осори худ истифода кардааст. Барои тасдиқи ин фикр боз як мисоли дигар меорем. Дар «ал-Адаб ас-сағир» Ибн ал-Муқаффаъ гуфтааст [15, 341]:

ليحسن تعاهدک نفسک بما تکون به للخير اهلاً. فانک اذا فعلت ذلک. اتاک الخير يطلبک كما يطلب الماء السيل الي الحدود

*Тарҷума: «Бо вафо ба аҳду паймон худро зеб бидеҳ, то ба шарофати он сазовори некиҳо шавӣ. Агар чунин кардӣ, хубӣ худ туро ҷӯё мегардад, мисли он, ки оби сел нишебро меҷӯяд».*

Магар ин маънӣ дар байти зерини устод Рӯдакӣ ифода наёфтааст? Муқояса кунед [16, 332]:

Худ туро ҷӯяд ҳама хубию зеб,
Ҳамчунон чун тавҷиба ҷӯяд нишеб.

*Мо аз эҳтимол дур намедонем, ки ин сухани Ибн ал-*Муқаффаъ ва устод Рӯдакӣ ба гуфтаи Амир ал-муъминин Алӣ ибн Абутолиб, ки тайи номае ба писараш Ҳасан фармудааст, қаробат дорад [4, 295]:

و اعلم يا بنيّ أنَّ الرِّزقُ رزقان: رزقٌ تطلُبُهُ و رزق يَطلُبُکَ....

*Тарҷума: «Ва бидон писаракам, ки ризқу рӯзӣ дутост: рӯзие, ки онро меҷӯӣ, ва рӯзие, ки туро меҷӯяд, ва ҳатто агар сӯи он нарафтӣ, вай худ назди ту хоҳад омад. »*

Ва Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ низ баъди садсолаҳо ин маъниро дар шеъри худ баён кардааст [4, 295]:

Ранҷи талаброҳама бар худ магир,
Ятлубука-р-ризқу камо татлубуҳ.

Дар «ал-Адаб ал-кабир» Ибн ал-Муқаффаъ насиҳату панде дар бораи ҳазару эҳтиёт аз душман овардааст, ки чунин садо медиҳад [15, 304]:

لا تدع مع السكوت عن شتم عدوّک احصاء مثالبه و معايبه و اتّباع عوراته حتي لا يفذّ عنک من ذلک صغير و لا کبير من غير ان تشيع ذلک عليه فليتقيک به و يستعدّ له او تذکر في غير موضعه فتکون بمستعر الهواء بنبله قبل امکان الرّمي

*Тарҷума: «Бар дашноми душманат сукут намуда, магзор ба худ, ки нуқсону айбҳояшро бишморӣ ва бадиҳояшро пайравӣ кунӣ, то ки аз ту ҳаракати ношоями хурде, ё бузурге барнаояд ва ба ӯ ошкор нагардад ва аз ин ӯ битарсаду ба кинагирӣ омода шавад. Ту бояд аз дигар мавқеъ ӯро ёдовар шавӣ, то ки барои тирҳояш сипаре бигардӣ ва ба тирандозияш имкон надиҳӣ».*

Ҳамин маънӣ дар шеъри зерини устод Рӯдакӣ ба тариқи зайл ифода ёфтааст [16, 329]:

Он к-ро донам, к-ӯям душман аст
В-аз равони пок бадхоҳи ман аст,
Ҳам ба ҳар гаҳ дӯстӣ ҷӯям-ш ман,
Ҳам сухан боҳистагӣ гӯям-ш ман.

Дар назари аввал панде, ки Ибн ал-Муқаффаъ овардааст, ба мазмуни шеъри Рӯдакӣ робитае надорад, вале бо тааммуқи назар ба ҳар дуи он ба хулосае омадан мумкин аст, ки ин ҳамон маънии муштаракест, ки яке онро ба наср ва дигаре ба назм изҳор намудааст. Устод Саид Нафисӣ ин ду бай-

ти Рӯдакиро оварда, таъкид менамояд, ки дар китоби «Калила ва Димна»-и Абулмаолӣ Насруллоҳи Мушнӣ мазмуни онро дучор наомадааст [13, II, 591-592]. Тааҷҷубовар аст, ки ҳам Саид Нафисӣ ва ҳам Абдулғанӣ Мирзоев муродифҳои маъонии абёти Рӯдакиро танҳо дар «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ ё Насруллоҳи Муншӣ ҷустуҷӯ карда, ба пайдо кардани онҳо муваффақ нашудаанд. Сабаби ин равшан аст: онҳо расоили арабии Ибн ал-Муқаффаъро, хусусан «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» ва «ал-Ятима»-и ӯро ба эътибор нагирифтаанд. Ва ҳол он ки, чи тавре мо дар ин баррасии худ нишон додем, як қатор маъонии абёти устод Рӯдакӣ аз маъонии маҳз ҳамин расоили номбурдаи Ибн ал-Муқаффаъ сарчашма мегирад.

Баъзе маъоние, ки дар матни арабии «Калила ва Димна» ва расоили Ибн ал-Муқаффаъ оварда шудаанд, дар осори дигар адибону шоирони гузаштаи араб ва форсу тоҷик низ ба чашм мерасад ва ин набояд тааҷҷубовар бошад, зеро ин маъонӣ меваи афкори умумибашарӣ буда табиати сайёр ҳам доранд. Вале шабоҳате байни он чи ки Ибн ал-Муқаффаъ ба наср овардааст ва Рӯдакӣ ба назм, дар ҳақиқат баъзан ҳайратангез аст. Масалан, дар «ал-Адаб ас-сағир» омадааст [15, 323]:

و علي العاقل ان لا يحزن علي شئ فاته من الدنيا و تولي و لا يدع حظّه من السرور بما اقبل منها

*Тарҷума: «Марди оқил набояд аз чизи дунявие, ки аз даст рафту бигзашт, андуҳгин бишавад, ва бояд ба худ иҷозат надиҳад, ки аз он чизи дунявие, ки ба дасташ омад, шодмон гардад».*

Устод Рӯдакӣ ин маъниро ба шеър чунин ифода намудааст [16, 56]:

З-омада шодмон набояд буд,
В-аз гузашта накард бояд ёд.

Шакли дигари ин байт ба ин намуд аст:

Аз гузашта накард бояд ёд
В-аз омада нашуд бояд шод.

Баъзе донишмандон изҳори чунин ақида кардаанд, ки дар ин байти худ Рӯдакӣ ба ояти шарифаи Қуръони карим истинод дорад [Қуръони карим, сураи «ал -Ҳадид», 23]:

لكي لا تأسوا علي ما فاتكم و لا تفرحوا بما اتاكم

*Тарҷума: «То ки навмед набошед аз он чи бигзашт ва шодӣ накунед аз он чи пешатон омад».*

Бояд гуфт, ки ин ақида асос дорад ва шояд ҳам гуфтаи Ибн ал-Муқаффаъ ва ҳам байти Рӯдакӣ аз Қуръони карим сарчашма гирифта бошад ва ин ҷо ба баҳс ниёзе нест. Ҳамин маънии қуръонӣ дар байти зерини Носири Хусрав низ акс ёфтааст (Ниг. [12, 14]):

Бар он чи дорӣ дар даст шодмона мебош,
В-аз он чи аз кафи ту рафт, аз он дареғ махӯр.

Устод Рӯдакӣ дар сароғози маснавии манзуми «Калила ва Димна» як байти ҳакимонае гуфтааст, ки мазмуну маънии хеле амиқ дорад [16, 315]:

Ҳар ки н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеҷ н-омузад зи ҳеҷ омӯзгор.

Дар «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ ва расоили «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» суханҳои пандомези зиёде дар он маънӣ гуфта шудаанд, ки наметавон яке аз онҳоро ба ҳайси гуфтори ҳаммаънои байти Рӯдакӣ интихоб кард. Маънии ин байт, ба назари банда, аз маънии

яке аз масалҳои қадими арабӣ сарчашма мегирад. Аз ҷумла дар амсоли арабӣ омадааст: *«ад – Даҳру аҳзақ ал-муаддибин»*(*«Рӯзгор ҳозиқтарин омӯзгор аст»*)ва ё *«Ниъма-л-муаддиби ад-даҳру»* (*«Беҳтарин омӯзгор рӯзгор аст»*) [9, II, 358].

Ин маънӣ низ дар адабиёти араб ва форсу тоҷик хелс паҳну машҳур аст. Масали арабие ҳаст бад-ин мазмун: «Ман лам юаддибҳу абавон, аддабаҳу ал-малавон» («Касеро, ки падар ва модар адаб наёмӯхтаанд, рӯзгор хоҳад омӯхт»). Ин маъниро Саноӣ дар «Ҳадиқат ал-ҳақиқа» чунин баён кардааст:

Эй наёмӯхта адаб аз абавон,
Адаб омӯз аз ин пас аз малавон!

Шоири дигаре сурудааст:

Ҳар киро умму аб адаб накунанд,
Гардиши рӯзу шаб адаб кунадӣ.

Ва Саъдӣ низ дар «Гулистон» фармудааст:

Ҳар он тифл, к-ӯ ҷаври омӯзгор,
Набинад, ҷафо бинад аз рӯзгор.

Ин мисолҳоро устоди арҷманд Сайид Муҳаммади Домодӣ овардаанд, ки мутобиқи маъонии Ибн ал-Муқаффаъ ва Рӯдакӣ буда бо онҳо қарину муштарак мебошанд (Руҷӯъ шавад: [4, 133]).

Устоди донишманд Маҳдӣ Муҳаққиқ зимни таҳлили ашъори Носири Хусрав яке аз абёти ӯро меорад, ки бо маънии байти Рӯдакӣ ба тамом муштараку ҳамоҳанг аст ва сарчашмаи онро ҳамон зарбулмасали арабӣ («Ниъма-л-муаддиби ад-даҳру») медонад. Ва байти Носири Хусрав ин аст [12: 111]:

Маро ин рӯзгор омӯзгорест,
К-аз ин беҳ нестмон омӯзгоре.

Инчунин устод Маҳдӣ Муҳаққиқ байти яке аз шуарои қадими арабро мисол меорад, ки дар маънӣ бо абёти Рӯдакӣ ва Носири Хусрав шабеҳу қарин аст [12, 111]:

فلم ار كالايام للمرء واعظاً
و لا كصروف الدهر للمرء هادياً

*Барои мард мисли рӯзгор пандомӯзе беҳ надидаам,*
*Ва на аз ҳаводиси даҳр барои мард раҳнамои (беҳтаре).*

Ғайр аз ин, ҳикояти «Зоғ ва кабк»-и «Калила ва Димна»-ро Ибн ал-Муқаффаъ бо чунин сатрҳо оғоз мекунад [15, 262]:

قال الناسک: زعموا ان غراباً رأي غَجَلَةً تدرج و تمشي فاعجبته مشيتها و طمع ان يتعلمها، فراض علي ذلک نفسه فلم يقدر علي احكامها و ايس منها و اراد ان يعود الي مشيته التي كان عليها، فاذا هو قد اختلط مشيّه و تخلع فيه و صار اقبح الطير مشياً

*Тарҷума: «Зоҳид гуфт: «Мегӯянд, ки зоғ хиромидани кабкро дида хушаш омад ва хост, ки гаштори ӯро ёд бигирад. Ӯ хеле худро тамрин дод, вале хиромидани ӯро натавонист ёд гирад. Аз ин маъюс гашт ва хост ба гаштори пешинаи худ баргардад, вале гашторро омехт ва гум кард. Аз ин ҷо дар гаштор қабеҳтарин парранда гардид».*

Абётеро дар миёни ашъори боқимондаи Рӯдакӣ ба ин мазмуну маънӣ дучор намеоем. Вале Абумансур ас-Саъолибӣ дар «Ятимат ад-даҳр» дар бораи шоири форсинажоди тозигӯй Абуабдуллоҳ аз-Зарир ал-Абивардӣ, ки муосири устод Рӯдакӣ буд, маълумот дода, мегӯяд, ки «ӯ қасидае дорад, ки дар он амсоли қадими форсҳоро тарҷума кардааст». Як байти ин қасида, ки айнан маънии суханҳои Ибн ал-Муқаффаъро дорад, чунин садо медиҳад [17, 91]:

و كم عقعق قد رام مشية قبجة
فأنسي مَمشاه و لم يمشي كالحَجَل

Чи басо акъаке хост гаштори кабкро ёд бигирад, валс
Гаштори худ фаромӯш карду мисли кабк нахиромид.

Аз ин мисол бармеояд, ки Ибн ал-Муқаффаъ зарбулмасалҳои қадими форсиро, ки пеш аз замони Рӯдакӣ ва ҳатто қабл аз замони худи ӯ миёни мардуми форсу тоҷик маълуму машҳур буданд, истифода кардааст. Ва бешак, дар матни «Калила ва Димна» ё «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир»-и Ибн ал-Муқаффаъ ва осори устод Рӯдакӣ зарбулмасалу мақолҳои зиёде ниҳонанд, ки решаҳои қадиме дар забону фарҳанги форсу тоҷик доранд.

Ҳангоме, ки мо пешгуфтори худи Ибн ал-Муқаффаъро дар «ал-Адаб ал-кабир» мутолаа мекунем, суханҳои дилчасп, мушоҳидаҳои нозук ва мулоҳазоти аҷиби ин адиби бузургро дарк мекунем ва хираду заковати ӯро эҳсос менамоем. Ибн ал-Муқаффаъ мегӯяд: мо чунин дидем, ки пешиниёни мо дар дину оини худ аз мо дида мустаҳкамтар, дар зиндагиву душвориҳои он варзидатар, ва дар илму амал ва фазлу карам бузургтар, дар кору ҳунарҳои худ чирадасттар будаанд. Маҳз ҳамонҳо будаанд, ки моро ба донишҳои гузаштагон шарик сохтанд ва бо таҷрибаву заковати худ ғанӣ гардониданд. Онҳо ба тамоми ҷанбаҳои илму амал аҳамияту инояти аз мо бештар ва хоссае медоданд. «Ин иҳтимоми онҳо ва ғамхорӣ нисбат ба наслҳоиояндаи мо бад-он ҷо расид, - мегӯяд Ибн ал-Муқаффаъ, ки агар ба рӯи марде аз онҳо дари илме, калимаи савобе кушуда мегардид ва ӯ дар ҷои беодаме мезист, дарҳол онро бар рӯи санге менавишт, то дар асари марги ногаҳонӣ онро бо худ набарад ва пасояндагон аз он бебаҳраву бенасиб намонанд»[15, 279].

Магар ин ҳамон маъние нест, ки устод Рӯдакӣ дар яке аз шеърҳои худ, ки ба қавли Забиҳуллоҳ Сафо «аз ҷумлаи абёти хуби он ин чаҳор байт аст» [18, II, 380] хеле зебо ифода намудааст»[16, 328].

То ҷаҳон буд аз сари одам фароз,
Кас набуд аз рою дониш бениёз.
Мардумони бихрад андар ҳар замон
Рою донишро ба ҳар гуна забон
Гирд карданду гиромӣ доштанд,
То ба санг андар ҳаме бингоштанд.
Дониш андар дил чароғи равшан аст
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст.

Инро ҳам бояд гуфт, ки дар байти ахир маъние ниҳон аст, ки онро бо ояти шарифаи сиюпанҷуми сураи «ан-Нур»- и Қуръони карим мепайвандад.

*«Аллоҳ нури замину Осмон аст ва нури Ӯ монанди тоқчаест ва дар он тоқча чароғест, ки зери шиша аст, шиша мисли ситораи дурахшонест, ки аз он нури марворидие мерезад. Он чароғ аз дарахти анҷири шарифе фурӯзон мегардад, вале на дар шарқу на дар ғарби замин. Аз равғани он алангаи нуре бармехезад, гарчанд оташ ба он нарасида бошад. Нур болои нур сӯи осмон мешитобад ва Аллоҳ сӯи нури хеш онҳоеро, ки худ хоҳад, мебарад).* [Қуръон, ан-Нур, 35].

Ғайр аз ин, маънии байти охирини шеъри Рӯдакӣ мазмуни суханони зерини Ибн ал-Муқаффаъро, ба ёд меоварад, ки дар «ал-Адаб ас-сағир» гуфтааст [15, 330]:

العلم زين لصاحبه في الرخاء و منجاة له في الشدّة

*Тарҷума: «Дониш зеби дорандааш дар осудаҳолӣ ва наҷоти ӯ дар бадҳолист».*

Гарчанде ҳама бар ин ақидаанд, ки ин абётро устод Рӯдакӣ зимни матни тарҷумаи манзуми худ аз «Калила ва Димна» овардааст, вале ҳоло маълум гашт, ки маънии онро ӯ аз «ал-Адаб ал-кабир» ва «ал-Адаб ас-сағир» гирифта, дар тарҷумаи «Калила ва Димна» ҷойгир кардааст. Аз ин ҷост, ки устоди арҷманд Саид Нафисӣ пораи ҳаммаънӣ ва муродифи ин пораи шеъри Рӯдакиро дар «Калила ва Димна» ҷустуҷӯ карда, ба чунин хулоса омадааст: «Ва ин матлаб дар соири нусахи «Калила ва Димна» нест»[13, II, 591]. Ӯ гумон набурдааст, ки муродифи ин шеъри Рӯдакӣ на дар «Калила ва Димна», балки дар рисолаи дигари Ибн ал-Муқаффаъ, аз ҷумла дар «ал-Адаб ал-кабир» ҷойгир шудааст. Адабиётшиноси намоёни тоҷик устоди шодравон Абдулғанӣ Мирзоев низ мувофақати худро бо С. Нафисӣ дар ин масъала изҳор медорад [11, 167]. Иштибоҳи ин ду марди бузург дар он аст, ки онҳо муродифҳои маънии байтҳои устод Рӯдакиро танҳо дар «Калила ва Димна»-и Ибн ал-Муқаффаъ ва дар тарҷумаи «Калила ва Димна»-и Насруллоҳи Муншӣ ҷустуҷӯ карда, расоили дигари номбурдаи Ибн ал-Муқаффаъро аз мадди назар ва иҳтимоми хеш соқит кардаанд.

Дар хотима ҳаминро бояд бигӯем, ки сарфи назар аз натоиҷи илмию тадқиқотӣ, мо ин панду ҳикматҳои хирадмандонаи Ибн-ал-Муқаффаъ, устод Рӯдакӣ ва дигар бузургворону пирони донои худро дар рӯи дил чун рӯи санг бингорем ва ҳама замон такрор ба такрор ҳам барои худ ва ҳам барои ҷавонони саодатманд ёд кунем, то ки дилҳои мо санг нагардад ва одам бимонем. Ҳадафи суханҳои ҳакимона ва пандҳои хирадмандонаи Ибн ал-Муқаффаъ ва устод Абуабдуллоҳи Рӯдакӣ низ ҳамин буд.

## АДАБИЁТ.

1. Қуръони маҷид.

2. Абдулбоқӣ, М. Фуод. ал-Муъҷам ал-муфаҳрас ли алфоз ал-Қуръон ал-карим. Би ҳошият ал-Мусҳаф аш-Шариф

– Теҳрон: Интишороти исломӣ. Чопи дуввӯм. Тобистони соли 1374. – 891с.

3. Алимардонов А. Оид ба маъхази «Калила ва Димна»-и устод Абуабдуллоҳи Рӯдакӣ ва сарчашмаи баъзе порчаҳои он // Ахбороти Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон. Шӯъбаи фанҳои ҷамъиятӣ. 1982, № 2, - С. 82-89.

4. Домодӣ, Сайид Муҳаммад. Мазомини муштарак дар адаби форсӣ ва арабӣ. - Теҳрон. Интишороти Донишгоҳи Теҳрон. Шумораи интишор 2115. Шумораи мусалсал 3154. Обонмоҳи соли 1371/ 1992. – 433с.

5. Бертельс Е. Э. Избранные труды. История персидско-таджикской литературы. - М. : Издательство восточной литературы. 1960- 555с.

6. Занд, Михаил. Искусство перевода в таджикской поэзии X в. // Маҷмӯаи мақолот «Рӯдакӣ ва замони ӯ» («Рудаки и его эпоха». Сборник статей). - Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон. 1958. - с. 152- 167.

7. Зоҳидов, Низомиддин. Насри арабизабони адабиёти форсу тоҷик дар асрҳои VIII – IX. – Хуҷанд: Нури маърифат, 2004. – 400 с.

8. Калила и Димна. Перевод с арабского И. Ю. Крачковского и И. Н. Кузьмина. 2-ое издание. - М. : Издательство восточной литературы. 1967. - 281 с.

9. ал– Майдони, Абулфазл. Маҷмаъ « Китоб ал-амсол». Ҷилдҳои I - II. Тақдим ва таҳқиқ д-р М. Муҳиюддин Абдулҳамид. – ал-Қоҳира: Матбаъат ас – Сунна ал - муҳаммадия, 1955.

10. Матни комили «Калила ва Димна». Тарҷумаи Насруллоҳи Муншӣ. Бар асоси табъи устод Абдулазим Қариб. Муқобала бо нусхаи тасҳиҳшудаи устод Муҷтабо Минавӣ. Бо муқаддима ва ҳавошӣ ва таълиқоти Манучеҳр Донишпажуҳ. - Теҳрон: Ҳирманд. 1374. – 300с.

11. Мирзоев Абдулғанӣ. Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон. 1958.

12. Муҳаққиқ, Маҳдӣ. Таҳлили ашъори НосириХусрав. (Оёти қуръонӣ, аҳодис, луғот, амсол). - Кобул: Нашри Институти забон ва адабиёти дарӣ. Чопи дуввум. 1363. – 326с.

13. Нафисӣ, Саид. Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ. Чопи аввал. – Теҳрон: Аҳуро, (Дониши имрӯз), 1382.

14. Османов М. - Н. Пословицы и поговорки в поэтическом наследии Рудаки. // Маҷмӯаи мақолот «Рӯдакӣ ва замони ӯ» («Рудаки и его эпоха» Сборник статей). – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон. 1958. – С. 168 – 184.

15. Осор Ибн ал-Муқаффаъ. – Бейрут: Маншурот Дор мактабат ал-Ҳаёт (б. т. ). – 384с.

16. Осори Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон. 1958. – 542с.

17. ас-Саъолибӣ, Абумансур. Ятимат ад-даҳр фи маҳосин аҳл ал-аср. Фи арба'ат аҷзо'. ал-Ҷузъ ар-роби'. - ал-Қоҳира: Дор ал-кутуб ал-илмия (б. т. ) – 464 с.

18. Сафо, Забиҳуллоҳ. Таърихи адабиёт дар Ирон. Ҷилдҳои 1-2. - Теҳрон: Интишороти Фирдавс. Чопи дувоздаҳӯм, 1371. ҷ I – 716 с., қ. II – 1128с.

19. Таҳа Ҳусейн. Мин таърих ал-адаб ал-арабӣ. ал-Аср ал-аббосӣ ал-аввал (ал-қарн ас-сонӣ ). ал - Муҷаллад ас - сонӣ. - Бейрут: Дор ал-илм ли-л-малайин. 1971. – 503с.

## КИСТ «ОН ТИРАЧАШМ ШОИРИ РАВШАНБИН»? (НОСИРИ ХУСРАВ, РӮДАКӢ ВА АБУЛАЛО АЛ-МААРРӢ)

Олими мутафаккир, ҷаҳонгард, мубаллиғи барҷастаи ақидаи исмоилӣ ва, ниҳоят, шоири шаҳири форсу тоҷик Носир Хусрави Қубодиёни (1004-1089), донандаи хуби Қуръону ҳадис, забон ва адабиёти араб буд ва солҳои бисёр дар кишварҳои Шарқи Миёнаву Наздик ва Африқои Шимолӣ саёҳат карда, гӯшаву канори гуногуни онро дида, дар рӯзномаи худ, ки то ба рӯзгори мо бо унвони «Сафарнома» расидааст, навиштааст, ки замони дар мамлакати Шом будагаш дар Мааррат ан-Нуъмон ном шаҳре таваққуф намудааст. Аҷоибот ва ёдгориҳои он шаҳр, расму оин ва одатҳои аҳли онро тавсиф намуда, ӯ аз ҷумла чунин менигорад:

«Шаш фарсанги дигар шудем, Мааррат ан-Нуъмон буд, борае сангин дошт, шаҳре ободон. Ва бар дари шаҳр устувонае сангин дидам чизе дар он навишта буд ба хатте дигар аз тозӣ. Аз яке пурсидам, ки «Ин чи чиз аст?». Гуфт: «Тилисми каждумӣ аст, ки ҳаргиз ақраб дар ин шаҳр набошад ва наёяд, ва агар аз берун оваранд ва раҳо кунанд, бигурезад». Болои он сутун даҳ арш қиёс кардам. Ва бозорҳои ӯ бисёр маъмур дидам. Ва масҷиди одинаи шаҳр бар баландӣ ниҳода аст дар миёни шаҳр, ки аз ҳар ҷониб, ки хоҳанд, ба масҷид даршаванд. Сездаҳ дараҷа бар боло бояд шуд. Ва кишоварзии ишон ҳама гандум аст ва бисёр аст ва дарахти анҷиру зайтун, пиставу бодом ва ангур фаровон аст. Ва оби шаҳр аз борон ва чоҳ бошад.

Дар он марде буд, ки Абулалои Мааррӣ мегуфтанд, нобино буд ва раиси шаҳр ӯ буд. Неъмате бисёр дошт ва бандагон ва коргарони фаровон ва худ ҳамаи шаҳр ӯро чун бандагон буданд ва худ тариқи зуҳд пеша гирифта буд. Гилеме пушида ва дар хона нишаста, ним ман нони чавин ротиба карда, ки ҷуз он ҳеҷ чиз нахӯрад. Ва ман ин маънӣ шунидам, ки дари сарой боз ниҳодааст ва нуввоб ва муло-

зимони ӯ кори шаҳр месозанд, магар ба куллиёт, ки руҷуъе ба ӯ кунанд. Ва вай неъмати хеш аз ҳеҷ кас дареғ надорад ва худ соим ад-даҳри қоим ал-лайл бошад ва ба ҳеҷ шуғли дунё машғул нашавад. Ва ин мард дар шеъру адаб ба дараҷаест, ки афозили Шому Мағрибу Ироқ муқирранд, ки дар ин аср касе ба пояи ӯ набудааст ва нест. Ва китобе сохта, онро «ал-Фусул ва-л-ғоёт» ном ниҳода ва суханҳо овардааст links мармуз ва масалҳо ба алфози фасиҳ ва аҷиб, ки мардум бар он воқиф намешаванд, магар бар баъзе андак ва он кас, ки низ бар вай хонад, чунонки ӯро туҳмат кардаанд, ки ту ин китобро ба муоразаи Қуръон кардаӣ.

Ва пайваста зиёдат аз дувист кас аз атроф омада бошанд ва пеши ӯ адаб ва шеър хонанд. Ва шунидам, ки ӯро зиёдат аз сад ҳазор байт шеър бошад. Касе аз вай пурсид, ки «Эзид таборака ва таоло. Худои бобаракат ва олитарин ин ҳама молу неъмат туро додааст. Чи сабаб аст, ки мардумро медиҳӣ ва хештан намехӯрӣ? » Ҷавоб дод, ки: «Маро беш аз ин нест, ки мехӯрам». Ва чун ман он ҷо расидам, ин мард ҳанӯз дар ҳаёт буд» [15, II, 682]

Дар бораи Абулало ал-Маарри ҳикоят кардан шояд заруррате набошад, зеро ӯ дар таърихи адабиёти араб яке аз шахсиятҳои бономи буда, роҷеъ ба сирату сурат ва осори ӯ дар шарқшиносӣ ва адабиётшиносии ҷаҳонӣ тадқиқоти зиёде анҷом дода шудааст. Барои мо айни замон мавриди таваҷҷуҳ ва боиси тааҷҷуб он чиз аст, ки дар Мааррат ан-Нуъмон муддате таваққуф намуда ва маълумоти бисёре дар бораи Абулало ал-Маарри дошта, аз чи сабаб аст, ки Носири Хусрав кунҷковии ба худ хосро зоҳир накарда, чунон ки аз матни «Сафарнома» бармеояд, бо ӯ вонахӯрдаву мулоқот наҷустааст, ва ҳол он ки дар «Сафарнома» нақл мекунад, ки бо мардуми ҳар шаҳре, ки дар роҳи сафари худ ба он мерасид, сӯҳбат мекард, бо аҳли илму адаби он ҳамнишин мешуд, ӯро аҳёнан сарварони шаҳр пазироӣ менамуданд.

Муҳаққиқони ҳаёт ва эҷодиёти Носири Хусрав ин ҳодисаи дар «Сафарнома» мавсифро ба таври гуногун шарҳу тафсир медиҳанд. Э. Браун дар «Таърихи адабиёти

Ирон» мегӯяд, ки Носири Хусрав бо Абулало ал-Мааррӣ вохӯрда ҳамсуҳбат шудааст [6, I, 332-333]. Биноан бар гуфтаи Н. Арабзода, «заҳматҳои зиёде кашида, Носири Хусрав дар бисёре аз кишварҳои гуногуни Осиё ва Африқо, Осиёи Сағир сайругашт карда, дар Ирон, Арманистон, Ироқ, Сурия, Фаластин, Ҳиҷоз, Судон, Лубнон, Тунис ва Миср будааст. Дар ҳама ҷо ӯ бо олимон, шоирон, адибон ва дигар ходимони илму фарҳанг мулоқотҳо карда, ҳамсӯҳбат мешуд. Дар Симнон ӯ бо донишманд Алӣ ан-Нисоӣ, дар Табриз бо шоир Қатрон, дар Ҳалаб бо шоир ва файласуфи нобинои араб Абуалало ал-Мааррӣ вохӯрдааст [2, 44]

А. С. Ҳансбергер қайд мекунад, ки дар қиссаи мазкур ҳатто ишорае ба он ки Носири Хусрав дар ҳақиқат бо Абулало ал-Мааррӣ мулоқот доштааст, вуҷуд надорад, вале эҳтимоли вохӯрии ин ду мутафаккир ҳамон қадар бештар меафзояд, ҳар қадар мо бо мукотабаи миёни Абулало ва муршиду раҳбари маънавии Носири Хусрав мубаллиғи исмоилия Муайидуддини Шерозӣ дар хусуси манъи гӯштхорӣ ва афзалияти истеъмоли алафҳову сабзаҷот дар хӯрок наздиктар ошно гардем. (Роҷеъ ба ин мавзӯъ ва умуман, саргузашти Муайидуддин муфассалтар нигаред: [8]). Носири Хусрав, ки дар «Сафарнома» асари Абулало «ал-Фусул ва ғоёт»-ро зикр мекунад, бешак ашъори бисёри ӯро хондааст. Мазмуну мӯҳтавои осори ҳар ду мутафаккир бо ҳам як пайванде доранд: Абулало бештар зарурати ба ҳаёти рӯҳию маънавӣ мурочаат кардан, аз ғаму кашмакашиҳои дунявиву заминӣ канора ҷустанро тарғибу талқин мекард. Дар ашъори Носири Хусрав низ, ки солҳои дар Юмгон ба сар бурданаш иҷод кардааст, маҳз ҳамин оҳангҳо садо медиҳанд [20, 138].

Чунон ки аз гуфтори муҳаққиқони номбурда мулоҳаза мешавад, оид ба ҳикояти дар «Сафарнома» овардашуда нуқтаҳои назари мухталиф вуҷуд доранд, ки тибқи яке аз онҳо Носири Хусрав бо Абулало ал-Мааррӣ мулоқот доштааст, вале мувофиқи дигари онҳо ин гуна мулоқот сурат нагирифтааст ва худи матн ҳам аз ин бешубҳа

гувоҳӣ медиҳад. Албатта, баҳсу мунокаша дар бораи ҷой доштан ё надоштани ин вохӯрӣ кори беҳуда аст, зеро мо медонем, ки матни «Сафарнома» на як бору ду бор аз тарафи нассохон рӯнавис шуда, балки таҳрир ҳам ёфтааст. Ба назари банда, нассохон вобаста ба тасаввуроти хеш дар бораи ихтилофоти равияҳои шиъиву суннӣ шояд дигаргуниҳое ба матн ворид карда бошанд. Дар ҳама аҳвол, пеш аз ба сафари чандинсола баромадани хеш Носири Хусрав дар бораи Абулало ал-Маррӣ маълумоти кофие дошта, номи асари ӯ «ал-Фусул ва-л-ғоёт» ва ба қалами ӯ зиёда аз сад ҳазор байт тааллуқ доштанро медонистааст.

Бояд гуфт, ки Абулало ал-Маррӣ нахустин ва ягона шоири араб нест, ки номаш дар осори Носири Хусрав зикр шуда бошад. Азбаски Носири Хусрав ҳофизи забардасти Қуръону ҳадис ва донандаи забон ва адабиёти араб буда, ба эътирофи худ, ба забони арабӣ низ шеър менавишт ва ҳатто соҳиби девони ашъори тозӣ буд [14, 15, 305; 15, I, 499], ҷои таааҷҷуб нест, ки дар осори манзуми ӯ номҳои олимон, шоирон ва адибони давраҳои ҷоҳилият ва исломии арабро ба таври фаровон дучор меоем. Ӯ худро бо онҳо қиёс мекунад ва дар як радиф мегузорад ва ҳатто аҳёнан аз баъзеи онҳо афзалтар шуморида, болотар мегузорад. Ғайр аз номҳои қаҳрамони устураҳову ривоёти қадими арабӣ, шахсиятҳои таърихӣ ва нимафсонавӣ, симоҳои эҷодиёти шифоҳии араб ва қасаси қуръонӣ, дар ашъори ӯ бо номҳои шуарои номдори араб ба монанди Ҳассон ибн Собит (563-674), Нобиға ал-Ҷаъдӣ (ваф. 699), Ҷарир (653-731), ал-Кумайт ал-Асадӣ (679-743), Абутаммом ат-Тоӣ (804-846), ал-Буҳтурӣ (820-897) ва дигарон дучор мешавем. Барои дарёфти маълумоти бештар дар бораи робитаи Носири Хусрав бо забон, адабиёт ва фарҳанги араб ба китоби роқими ин сатрҳо, ки «Носири Хусрав ва фарҳанги арабизабон» ном дорад, муроҷаат шавад [9].

Табиист, ки Носири Хусрав дар девони ашъори худ номҳои як қатор ҳамватанони бузурги хеш ва дар навбати аввал исми шарифи сардафтари адабиёти форсу тоҷик Абуабдуллоҳ Рӯдакиро ёд мекунад. Чунончи, дар яке аз қасоиди худ ӯ хешро дар ҳунари иҷоди шеъри форсӣ дар мадҳи Пайғомбари ислом баробари Рӯдакӣ ва дар офариниши шеъри арабӣ ҳампояи Ҳассон ибн Собит медонад [14, 305; 15, I, 499]:

Ин фахр бас маро, ки ба ҳар ду забон
Ҳикмат ҳаме мураттабу девон кунам.
Ҷонро зи баҳри мидҳати Оли Расул
Гаҳ Рӯдакию гоҳе Ҳассон кунам.

Воқиан, қобили қайд аст, ки дар девони ашъори Носири Хусрав ин ягона ва ҳатто аввалину охирин ёдвариест аз исми Рӯдакӣ. Дар қасидаи дигараш ба кадом як ҳамнишину ҳамсуҳбати донишманду ҳаётдидааш муроҷаат намуда, дар бораи шоири нобинос, ки ашъори зиёде дар мавзуъоти зуҳду панду ҳикмат навиштааст, сухан мегӯяд. Дар ҳама ва ё дар аксари тадқиқоти адабиётшиносӣ, ки ба Рӯдакӣ ё ба Носири Хусрав бахшида шудааст, ҳатман таъкид мешавад, ки дар ин абёт низ шоир Рӯдакиро дар назар дорад. Дар илмҳои шарқшиносӣ ва адабиётшиносӣ ин гуна таъкидҳо кайҳост, ки бешакку шубҳа ҳақиқати муқаррару равшан ва раднопазир шинохта шудаанд. Дар ин мақола мо ақидаи худро нисбати чунин таъкидҳо ва нисбати ҳамин гуна ҳақиқати ба истилоҳ равшану раднопазир изҳор карданӣ ҳастем. Охир, Носири Хусрав ба он ҳамнишину мусоҳиби хеш чи гуфтааст? Гуфтааст [14, 327, 15, I, 527]:

Ай хонда кутубу карда равшан дил,
Баста зи илму ҳикмату панд озин!
Ашъори зуҳду панд басе гуфтаст
Он тирачашм шоири равшанбин.

Қариб ҳамаи муҳақиқоне, ки ҳаёт ва эҷодиёти устод Рӯдакиро тадқиқ кардаанд, ҳатман ин абётро иқтибос овар-да, бе ягон шубҳа ва бо як овоз иброз медоранд, ки «он тирачашм шоири равшанбин» гуфта Носири Хусрав маҳз Рӯдакиро дар назар дорад. Масалан, Е. Э. Бертельс дар мақолаи худ «Носири Хусрав ва назари ӯ ба шеър» аввал бо эҳтиёт ишора мекунад, ки зикри Рӯдакӣ эҳтимолан дар мисраъҳои «Ашъори зуҳду панд басс гуфтаст он тирачашм шоири равшанбин» ниҳон бошад, валс баъдтар шубҳаҳояшро ба як тараф гузошта, бо қатъият мегуяд: «Шояд ин шоири нобино касе ҷуз Рӯдакӣ набошад. Сарфи назар аз он, ки аз ашъори ӯ то ба рӯзгори мо шумораи ниҳоят каме расидааст, ҳатто миёни ҳамин шикастапораҳо низ оҳанги зуҳду маҳкум кардани дунё фаровон садо медиҳад» [5, 142]. Дар «Таърихи адабиёти форсу тоҷик» ҳам ӯ чунин менависад: «Дар ин ҷо, бешубҳа, сухан дар бораи Рӯдакӣ меравад, аммо бояд ба назар гирифт, ки Носири Хусрав танҳо нобиноии ӯро ёдовар мешаваду дар бораи кӯри модарзод будан ё набудани Рӯдакӣ чизе намегӯяд» [4, 132]. Тамоми ин гуфторҳо бар он асос меёбанд, ки қавли «он шоири тирачашми равшанбин» дар шеъри яке аз муосирони мутааххири Рӯдакӣ, шоири маъруф Дақиқӣ истифода шудааст. Тавре, ки олими номдори эронӣ Саид Нафисӣ дар китоби ба ҳаёт, эҷодиёт ва осори Рӯдакӣ бахшидааш навиштааст, ин ду байти Дақиқӣ, ки дорои қавли мазкуранд, ба шарофати шоир Муиззӣ (ваф. 1147), ки дар яке аз мадҳияҳояш он ду байтро ба тариқи тазмин истифода кардааст, маҳфуз мондаанд [13, 297]:

Ду байт шунидаам Дақиқиро,
Дар мадҳи ту ҳар ду кардаам тазмин:

«Устод Шаҳид зинда боястӣ
В- он шоири тирачашми равшанбин,
То шоҳи маро мадиҳ гуфтандӣ
Б-алфози хушу маонии рангин».

Саид Нафисӣ гарчанде қайд мекунад, ки Носири Хусрав ҳам дар фахри яке аз қасидаҳояш аз Рӯдакӣ ёдовар шудааст, вале худ айни замон сиҳҳати ривояти кӯр будани шоири бузурги Сомониёнро, ки Муҳаммад Авфӣ дар «Лубоб ал-албоб» овардааст, напазируфта, қатъан рад менамояд. Сипас ин байти Носири Хусравро меорад [13, 425]:

Ашъори зуҳду панд басе гуфтаст,
Он тирачашм шоири равшанбин.

Бо С. Нафисӣ, ки ривояти Муҳаммад Авфиро дар бораи кӯр будани Рӯдаки намепазируфт, ҳамфикр буда, Е. Э. Бертельс илова менамояд, ки агар шоир нобино мебуд, образҳои дидашаванда дар ашъори ӯ ин қадар васеъ кор фармуда намешуданд. Аз ин рӯ Е. Э. Бертельс чунин дуруст муҳокама меронад: «Магар бовар кардан мумкин аст, ки чунин як ҷавони зиндадил, дӯстдори саргузаштҳои ошиқона, ки ҳамеша ба сӯи бонувони нозанин чашм медӯхт, кӯри модарзод бошад? Қобили бовар нест, ки он соҳибҷамолон ба мулоқоти ин нобино мешитобида бошанд» [4, 133]. Ба ин суханҳо мо низ чунин илова мекардем: бисьёр муҳол аст шоири нобиноро дар тӯли солҳо ҳар замон аз даст гирифта, ба дарбор пеши назари шоҳони Сомонӣ барои хондани ягон қасидаи мадҳия оранду боз дасташро гирифта, аз дарбор берун бибаранд; бисёр шубҳанок аст, ки амири Сомонӣ шоири нобиноро ҳамроҳи худ аз Бухоро ба Ҳирот бурда, мувофиқи баъзе ривоятҳо, муддати шаш моҳ ё се сол нигаҳ дорад; ғайр аз ин, оё навиштани ашъори зуҳду панд ба табиати, шоире ки дар давоми солҳои зиёд ғарқи молу сарват, ҷӯяндаи силоту тӯҳафи амирону шоҳони Сомонӣ ва дарбориёни онҳо буд, ҳамеша мадҳу сано хондани онҳоро вазифаи дарбории худ медонист, мувофиқ меомад? Ашъори зуҳду пандро бештар шоироне эҷод мекарданд, ки худ роҳи душвори зуҳду уз-

латро паймуда, зиндагии пур аз маҳрумияту машаққатро ба сар мебурданд, ё файласуфони амиқандеше, ки молу мулки дунёро ба ҷаве намехариданд. Вале Рӯдакиро на ба ин ва на ба он тоифа пайваста донистан ба ҳақиқати воқеӣ рост намеояд. Ё Рӯдакӣ ашъори зоҳидона надошт, агар дар рӯзгори пириву аз дарбор дур шудан нагуфта бошад, ва ё ин ки ин қабил ашъори ӯ мисли аксари осораш то рӯзгори мо нарасидааст.

Носири Хусрав, ки бо осор, хоссатан ашъори Рӯдакӣ, ошноӣ дошт, ҳатман аз сувари хаёли ӯ, образҳои дидашаванда ва ашколу алвони тасвирдодаи ӯ бохабар буд. Аз ин рӯ медонист, ки Рӯдакӣ кӯри модарзод набуд, вагарна дар шеърҳои ӯ он гуна сурату шаклу рангҳо вуҷуд дошта наметавонистанд, чунки нобино ин чизҳоро ҳаргиз эҳсосу дарк намекунад. Ва инро Носири Хусрав дар таҷрибаи зиндагии худ дидаву озмудааст ва чунон ки дар асари худ «Зод ал-мусофирин» ҳикоят мекунад, ӯ аз қобилияту истеъдоди фавқулодаи як араби нобино, ки наздаш дар Қоҳира баъзе илмҳоро меомӯхт, ангушти ҳайрат газида буд. «Ва чун ҳар нафс андар ин олам зинда ва нодон ояд ва мар ӯро дониш андар ин олам ҳосил шавад, - навиштааст Носири Хусрав, - пайдо омадааст, ки мар нафсро андар ин олам бад-он ҳамеоранд, то илме, ки мар ӯро нест, андар ин олам бад-ӯ расад. Ва ба ҷои хеш аз ин пас андар ин маънӣ андар ин китоб сухан бигӯем. Ва гувоҳӣ дод моро бар дурустии ин қавл ношинохтани касе, к-аз модар нобино зояд, мар рангҳо ва шаклҳоро, чун мар аҷсоми мушаккали мулавванро ба ҳоссати бинанда наёфта бошад.

Ва ман дидам ба Миср марди сахт ҳофиз ва бузург ва бар ман ҳаме илми ҳисоб хонд ва чун бар баъзс аз он иҳотат ёфт, китоби «Ҷабру муқобала»-ро бихонд бе шакл ба талқин ва ҳамаи илмҳои онро ба ҳикоят ёд гирифт ва ба ҷое расид аз ин илм, ки бисёр бас аз мардумони нависанда бад-он маҳал набуданд. Он гоҳ хост, ки китоби Уқлидусро бихонад ва ман нахуст мар ӯро биёзмудам, то бидонам, ки

шаклро тавонад шинохтан. Ва паргори бозкардаро ба дасти ӯ додам, то бисуд ва ҳалқаи оҳанини гирд бад-ӯ додам, то бисуд, ва гуфтам: «Мар ин ҳалқаро гирдии ӯ шашчанди даҳони ин оҳани душох аст, ки номи ӯ «паргор» аст, на бешу на кам». Албатта, мар онро тасаввур натавонист кардан ва аз илми ҳандаса навмед шуд чун бар шакл мутталиъ нашуд, албатта». [15, II, 222].

Аз ин ҳикояти Носири Хусрав хулосае бармеояд, ки шахси нобино шаклҳо, рангҳо ва баъзе тавсифотро дарк карда наметавонад. Азбаски Носири Хусрав, ашъори Рӯдакиро хуб медонист ва медид, ки он пур аз тасвири шаклҳову рангҳо ва образҳову ташбиҳоти аҷиби хаёливу воқеъӣ аст, ӯро ҳаргиз «тирачашм», яъне нобино, наменомид.

Вақте, ки Дақиқӣ «он шоири тирачашми равшанбин» мегӯяд, шояд давраи солхӯрдагию чашмхирагии Рӯдакиро дар назар дошта бошад, вале номи ӯро ба вузуҳ ва бевосита ёд накардааст. Умуман, баҳс дар атрофи кӯрии Рӯдакӣ то ба ҳол байни адабиётшиносон хомӯш нагашта, идома дорад, вале он хеле доманадор буда, аз доираи мавзӯи ин мақола берун аст. Аз ин рӯ, аз хонандагони муҳтарам хоҳиш мекунем, ки ба асарҳои илмии зидахли А. Мирзоев [10], С. Нафисӣ [13], А. Тоҳирҷонов [17] ва дигарон, ки диди худро дар мавзӯи мазкур изҳор намудаанд, муроҷаат кунанд.

Мо худ дар ин тадқиқот кӯшиш намудаем бо далелҳои дастрас исбот намоем, ки бар хилофи Дақиқӣ ва Муиззӣ, бо ибораи «он тирачашм шоири равшанбин» Носири Хусрав на устод Абуабдуллоҳи Рӯдакӣ, балки яке аз барҷастатарин чеҳраҳои адабиёт ва фалсафаи исломӣ, шоир ва мутафаккири нобинои араб Абулало ал-Маарриро, ки зикри ӯ дар «Сафарнома» рафтааст, дар назар дорад. Чанд омил далели ин гуфта шуда метавонад.

Аввалан, Носири Хусрав номи Рӯдакиро нагирифта, мегӯяд, ки «он тирачашм шоири равшанбин» ашъори зуҳду панд бисёр гуфтааст. Вале он чи аз осори манзуми устод Рӯдакӣ то имрӯз боқӣ мондааст, бар хилофи ишораи

дар боло зикршудаи Е. Э. Бертельс, имкон намедиҳад, ки мо миёни он ашъори дорои мазмунҳои зуҳду панд фаровон пайдо кунем. Албатта мисраъҳои алоҳидаи пандомез миёни онҳо кам нест, вале бештари он ба тарҷумаҳо ва илҳом аз достонҳои «Калила ва Димна» тааллуқ дорад.

Сониян, дар ашъори худи Рӯдакӣ ва тазкираҳои асрҳои миёна ягон ишорае ба зиндагии зоҳидона ё узлатнишинии ӯ пайдо нест. Ин табиист, зеро ӯ шоири маддоҳи дарборӣ буд, ки барои мадҳияҳояш дар бораи шоҳони Сомонӣ, ашхоси баландпоя ва наздикони онон, вазирону ҳокимони воломақому олирутбаи замонаш мукофотҳои зиёде мегирифт, ки мавриди ифтихору ғурури ӯ ва мавриди бухлу ҳасади ҳампешагону ҳамқаламонаш мегардид. Рӯдакӣ худ арз медошт, ки ҳозир аст тамоми умрашро ба ситоиши амирони сомонӣ ва дигар зимомдорони ҳукм бахшад. Ин мавқеъи ӯ ба эътиқодоти маънавию ахлоқӣ ва фалсафии Носири Хусрав комилан мухолиф буд. Масалан, ба ин абети Рӯдакӣ гӯш диҳед [16, 226]:

То зиндаам, маро нест ҷуз мадҳи ту дигар кор,
Кишту дурудам ин аст, хирман ҳамину шудгор.

* * *

Чи гар ман ҳамеша ситогӯй бошам,
Ситоям набошад накӯ ҷуз ба номат [16, 200]

Е. Э. Бертельс дуруст қайд мекунад, ки Носири Хусрав, «ки аз зиндагии дарборӣ дар канор меистод ва онро маҳкум ҳам мекард, бо вуҷуди ин ба Рӯдакӣ баҳои баланд медод» [4, 144]. Сарфи назар аз ин, Носир маҳз ҳамин гуна шоиронеро, ки истеъдоду мавҳибати худро барои мадҳу санои муболағомезу дуруғини ашхосе, ки аксаран лоиқу сазовори он нестанд, маҳкум мекард ва мавриди тамасхуру истиҳзо қарор медод. Девони ӯ пур аз абётест, ки дар он шоирони маддоҳу тамаллуқкорро, ки дар баробари мадҳияҳои худ подошу мукофотҳо интизор буданд ва ё

ошкор аз мамдуҳон талаб мекарданд, зери тозиёнаи танқид мегирад. Шояд ин ду мисол кифоя бошад [14, 14; 15, I, 41]:

Агар шоириро ту пеша гирифтӣ,
Якс низ бигрифт хунёгариро.
Ту бар пои он ҷо, ки мутриб нишинад,
Сазад гар бибуррӣ забони ҷариро.
Сифат чанд гӯи зи шамшоду лола,
Рухи чун маҳу зулфаки анбариро?
Ба илму ба гавҳар кунӣ мидҳат онро,
Ки моя-ст мар ҷаҳл бадгавҳариро.
Ба назм андарорӣ дурӯғу тамаъро,
Дурӯғ аст сармоя мар кофириро.
Писанд аст бо зуҳд Аммору Бузар,
Кунад мадҳ Маҳмуд мар Унсуриро.
Ман онам, ки дар пои хукон нарезам
Мар ин қимати дурри лафзи дариро!

* * *

Нанг дор аз он, ки ҳамчун ҷоҳилон нуги қалам
Бар мадҳи шоҳ ё мире қаламро тар кунӣ.
[14, 432; 15, 1, 693]

Севум, ин ки Носири Хусрав албатта метавонист аз ашъори Дақиқӣ ё Муиззӣ байтеро ба тариқи тазмин ё иқтибос дар шеъри худ оварад ва ҳатто андаке онро тағйир диҳад (Муқояса кунед: мисраъи Дақиқӣ: «В-он шоири тирачашми равшанбин» ва мисраъи Носири Хусрав: «Он тирачашм шоири равшанбин»), лекин ин тазмин ё иқтибосро нисбат ба Абулало ал-Мааррӣ истифода кунад. Охир маҳз дар бораи зиндагии хоксоронаву оддӣ ва ҳаёти зоҳидонаву фақиронаи ин шоиру мутафаккири хирадманди нобинои араб дар «Сафарнома» бо як тааҷҷуб ва ҳайрат сухан меронад.

Чаҳорӯм ин, ки Носири Хусрав ҳанӯз пеш аз ба сафари тулонӣ баромаданаш бо эҷодиёти Абулало ал-Мааррӣ,

бсшубҳа, ба хубӣ ошно буд, зсро «ал-Фусул ва-л-ғоёт» ном китоби ӯро ёдовар шуда, ба қалами ӯ тааллуқ доштани зиёда аз сад ҳазор байтро таъкид мснамояд.

Панчум ин, ки устод ва муршиди мазҳаби Носири Хусрав, марди сиёсатмадор ва мубаллиғи номдори ақоиди исмоилия ва ҳамчунин шоири болаёқат Муайидуддини Шерозӣ бо Абулало ал-Мааррӣ мукотаба дошт ва ин чиз ҳатман аз назари Носири Хусрав дар канор ва ба ӯ бетаъсир намонда буд.

Дар тамоми асарҳои худ Абулало ал-Мааррӣ ва минбаъд Носири Хусрав мавзӯъот ва масоили гуногунро мавриди назар ва баррасии худ қарор додаанд, аз чумла, мавзӯъоти адабӣ, илмӣ, фалсафӣ, динӣ, масоили ҳаёти ичтимоъӣ, маънавию ахлоқӣ ва ғайра. Валс дар бораи таваччуҳот ва фаъолиятҳои илмӣ ё майлҳои фалсафии Рӯдакӣ муаллифони сарчашмаҳо хабаре надодаанд, чуз ин, ки гӯё ба қалами ӯ луғати «Точ ал-масодир» тааллуқ дорад [13, 254, 295, 406 - 407]. Ҳам Абулало ал - Мааррӣ ва ҳам Носири Хусрав фазилатҳои хешро меситоянд, ақлу донишро ба мақоми воло мсгузоранд, мутлақият ва камоли Офаридгор ва бузургии Оли Пайғамбарро қоиланд, ба тақво, парҳезгорӣ ва накукорӣ даъват мекунанд, ташвишоти дунёро барои касби чоҳу мол инкор менамоянду беҳуда мешуморанд, разолатҳои инсон ва чамъиятро, ки дар он, ба ақидаи онҳо, чаҳолат, нифоқу дурӯягӣ, худбиниву худпарастӣ ва дигар хислатҳои зишт ҳукмфармост, маҳкум медоранд, шоиронеро, хусусан шоирони дарбориро, ки ба худ тамаллуқу хушомадгӯиро ба хотири дарёфти ягон чоиза раво мебинанд, мавриди тамасхуру таҳқир қарор мсдиҳанд. Масалан, асари «ал-Фусул» ва-л-ғоёт»-и Абулало ал-Мааррӣ, ки дар «Сафарнома»-и Носири Хусрав ёд шудааст, саршор аз қиссаву ривоёт ва ақоиди фалсафӣ, афкори маънавию ахлоқӣ, панду ҳикмат ва андешаву насиҳат буда, ба «Лузумиёт» ном асари дигари машҳури ӯ шабоҳат дорад. «Лузумиёт» ақоиди фалсафӣ ва назари танқидии Абулалоро ба ҳаёт инъикос карда, худ як ҳачви би-

сёр нозуки иҷтимоъиест, ки ахлоқу атвори ҷомиаи муосири шоирро фош месозад.

Донишманди араб Морун Аббуд тахмин мекунад, ки Абулало ал-Мааррӣ дар ин «Лузумиёт» ба тариқи маҷоз ва барои огоҳ кардани мардум гуё симои шахсияти яке аз халифагони фотимиёни Миср ал-Ҳоким би-амриллоҳ, хислат ва одатҳои хоси ӯро таҷассум намуда, бо ҳамин асосгузори як равияи нави шоирона дар адабиёти араб гардидааст. Ба ақидаи М. Аббуд, афкори шоирро ба ду қисмат ҷудо бояд кард: қисмати аввалро андешаҳое ташкил медиҳанд, ки бар таҷрибаи умумибашарӣ асос ёфтаанд, ва донишманд онро «фалсафаи куллӣ» номидааст; қисмати дувум андешаҳоеро фаро мегирад, ки самти муайян дошта, гӯё моҳияти таълимоти мушаххасеро, яъне таълимоти фотимиёнро ифода менамояд [18, II, 166-167]. «Фотимият як навъ таълимоти фалсафиест, - навиштааст М. Аббуд, - ва Абулало дар «Лузумиёт» фикру ақидаи худро дар бораи он равшан баён карда, бо ҳамин худро чун волотарин шайхи ин таълимот ва имоми абадии он муаррифӣ намудааст. Ҳамаи онҳоеро, ки ба ӯ майлу таваҷҷуҳ доштанд, ӯ бо ин таълимот ошно сохт. Суханҳои ӯ нисбати ин таълимот дар ин китобаш чандин маротиба садо медиҳанд». М. Аббуд чунин мешуморад, ки Абулало ба қасди таҳкими ақида ва устувор гардидан дар таълимоти интихобкардааш ба Бағдод сафар карда, дар он шаҳр муддате зистааст (Ниг. : [18, II, 167 ҳошия, 2] ). Чи тавре, ки маълум аст, бо айни ҳамин мақсад Носири Хусрав низ ба пойтахти Фотимиён – шаҳри ал-Қоҳира рафта, се сол дар он ҷо зистааст. Бо вуҷуди ин дар масъалаи ин ки гӯё Абулало ал-Мааррӣ худ ҷонибдори мутаассиби Фотимиён буд, бо М.Аббуд ҳамфикр шудан душвор аст, зеро мазмуну муҳтавои осори манзуму мансури ӯ, хусусан «Лузумиёт», барои чунин ҳукму хулосаи қатъӣ имкон намедиҳад.

Асари дигари Абулало ал-Мааррӣ, ки «Рисолат ал-ғуфрон» ном дорад, дар шакли ҷавоб ба мурочаати Алӣ

ибн Мансур ал-Ҳалабӣ, ки бештар бо номи Ибн ар-Қориҳ машҳур буд, таълиф ёфтааст. Ибн ал-Қориҳ дар як мактуби худ аз Абулало илтимос мекунад, ки ақидаи худро нисбати чанд масъалаи адабиёт, фалсафа, тасаввуф, таърих, дин, фиқҳи исломӣ, сарфу наҳв, луғат ва ғайра баён кунад. Асар аз ду боби бузург иборат буда, дар боби аввал саёҳати тахайюлии Ибн ал-Қориҳ, гаштугузори ӯ дар он дунё, тамошои ҷаннату дӯзах, вохӯриҳояш бо гузаштагони бузурге, ки ин ҷаҳонро кайҳо падруд гуфтаанд, ба тариқи рамзӣ тасвир шудааст. Дар воқеъ, ин асари Абулало минбаъд як намуна ва асосе барои офаридани «Мазҳакаи илоҳӣ»-и Данте Алигерӣ гардид.

Боби дувуми «Рисолат ал-ғуфрон» ҷавобҳои муаллифро ба пурсишҳои Ибн ал-Қориҳ фаро мегирад. Лекин илова бар ҷавобҳо Абулало ба мавзӯъоти дигар низ даст задааст, аз ҷумла мавзуъоти вақт ва фазо, таносухи арвоҳ, таълимоти қарматиён, бисёрхудоӣ ва ғайра. Мо медонем, ки асари мансури Носири Хусрав «Ҷомеъ ал-ҳикматайн» низ ба шакли ҷавобҳо ба суолҳои Аҳмад ибн ал-Ҳасан ал-Ҷурҷонӣ навишта шуда, мавзуъоти гуногунро дарбар мегирад ва шояд тақлиде ба асари Абулало ал-Мааррӣ бошад.

Бар хилофи М. Аббуд муҳаққиқи ҳаёт ва эҷодиёти Абулало, арабшиноси муосири рус Б. Я Шидфар мегӯяд, ки «Рисолат ал-ғуфрон» худ як ҳаҷвияи сиёсиро мемонад, ки бар муқобили Фотимиён равона карда шудааст, зеро онҳо тӯли даҳсолаҳо чун душманони мусалмонон рафтор карда, аз «масеҳиёни кофир» ҳам хатарноктар менамуданд [21, 18]. Маҳз ҳамон ашъори Абулало бар зидди Фотимиён навиштааст, басе тунду ғазабнок метобад, чунки Фотимиён худро пайравони роҳи ҳақ эълон карда, дар айни ҳол ба мардуми кишвари Шом аз «кофирон» дида бештар зарару осеб расониданд. [21, 132].

Муҳтавои амиқи фалсафаи осори Абуало ал-Мааррӣ, ихтилофи ақоид, ки баъзан дар асарҳои солҳои гуногун навиштааш ба чашм мерасад, шояд сабаб шудааст, ки

муҳаққиқон чунин нуқтаҳои назар ва хулосаҳои ба ҳамдигар комилан мухолифро эълом доштаанд. Аммо сарфи назар аз баҳсу мунозара дар атрофи ин ихтилофот ва асбоби зуҳури он нашуда, зеро ин баҳс аз доираи кори мо берун аст, ҳаминро гуфтан мехоҳем, ки подшоҳи Миср ал-Ҳоким биамриллоҳ ба амири Ҳалаб мактуб навишта аз ӯ дархост намуд, ки Абулалоро ба назди ӯ фиристад. Ин подшоҳ ва имоми фотимӣ Абулаларо ба Миср даъват карда, ба ӯ маошу мансаби хеле баланд ҳам ваъда дод, вале шоир даъватро напазируфт [19, 95-96], зеро нахост худро дар мақоми ҳақири шоири дарбор гузорад чун инро ба хеш муносиб намедид (Ниг.: [21, 64]).

Ҷолиб аст, ки мувофиқи маълумоти сарчашмаҳо, ёддоштҳои муосирон ва шогирдонаш, Абулало дар калонсолиаш аз шеърҳои мадҳияву фахрияи дар ҷавонӣ навиштааш шарм медошт. Носири Хусрав низ мисли Абулало аз шеърҳое, ки то «аз хоби гарон» дар чиҳилсолагӣ бедор шуданаш эҷод карда буд, дигар ёд ва ҷамъоварӣ накард ва шояд ба ҳамин сабаб бошад, ки аз ашъори замони ҷавониаш то рӯзгори мо чизе боқӣ намондааст.

Ҳам Абулало ал-Мааррӣ ва ҳам Носири Хусрав дар осори баъдиашон ба шоироне, ки истиъдоду лаёқати худро ба тавсифоти беҳудаву таърифу мадҳи дуруғин сарф менамоянд, баҳои манфӣ дода, онҳоро таъну ситеза мезананд. Ҳар ду мутафаккир онҳоро барои тамаллуқ, бухлу ҳасад, риёкорӣ ва рақобат барои дар дарбор ҷой гирифтан тамасхур мекунанд. Метавонем ҳамон таънаву кинояи Носирро дар ҳаққи Унсурӣ ба ёд орем, ки мадҳу санои Маҳмуди Ғазнавии хунхор ва писараш Масъудро карда, ононро паҳлавонону қаҳрамонон, хайрхоҳони раияту шоҳони накукор ва худотарсу парҳезгор нишон медод. Абулало низ Маҳмуд ва Масъудро баҳои манфӣ дода, чунин менависад: «Ман шоду хурсанд мегаштам, агар мақбулу мамдуҳи мардум мебудам, вале ҳаргиз фараҳманд намегаштам агарчи султон Маҳмуд мебудам» (Ниг. : [21, 134]).

Носири Хусрав ҳам мисли Абулало ал-Мааррӣ шоири дарбори Фотимиён нашуд, вале ҷонибдори самимӣ ва мубаллиғи вафодори мазҳаби расмии онон гардида, минбаъд аҳли суннат ва ҷамоатро бо номи «носибӣ» ва дигар ному лақабҳои таҳқиромез ба забон мегирифт. Бар акси ӯ Абулало ҳам сунниён ва ҳам шиъиёнро танқиду маҳкум мекард, зеро бо ҷангҳои байни ҳамдигар онҳо танҳо бар сари мардуми мусалмон азобу кулфатҳо меоварданд.

Чи Абулало ал-Мааррӣ ва чи Носири Хусравро душманону бадхоҳон ба «куфру зандақа» айбдор карда, худобехабари муртад меҳисобиданд, вале ин ду бузург ба онҳо бо шеъру суханони ҷасуронаву нишонрас зарбаҳои сазовор медоданд.

Агар Абулало худро «гаравгони ду зиндон» («раҳин ал-маҳбасайн»), яъне асири нобиноӣ ва ҳуҷраи танги худ, ки он ҷо дар танҳоиву узлат умр ба сар мебурд, хонда бошад, Носир низ, ки маҷбур шуд аз таъқиби душманон гурезад ва ба дараи дурдасти кӯҳистони Юмгон паноҳ барад, манзили худро зиндоне ва душманонро девоне мехонад, ки ӯро аз тамоми ҷаҳон ҷудо сохтаанд [21, 75]:

Ба ду бандам ман, азеро-к мар ин ҷонро
Ақл баста-сту ба тан бастаи девонам.

Натанҳо таҷрибаҳои умумиинсонӣ, балки таҷрибаҳои зиндагонии шахсии ин ду шоиру мутафаккири бузург, ҳамчунин донандаи барҷастаи назму насри араб, алалхусус мероси адабию фалсафии Абулало ал-Мааррӣ будани Носири Хусрав боиси он шуд, ки дар ашъори онҳо мавзӯъот ва маонии муштарак садо доданд. Ин муштаракотро мо дар асоси муқоясаҳое, ки олими забардасти эронӣ Маҳдӣ Муҳаққиқ дар ду китоби худ- «Таҳлили ашъори Носири Хусрав» [11] ва «Шарҳи сӣ қасида аз Ҳаким Носири Хусрави Қубодиёнӣ» [12] гузаронидааст, дар ин ҷо намунавор нишон хоҳем дод.

1. Абулало ал-Мааррӣ [11, 45]:

Фа ин кунта табғи-л-изза, фа-бғи тавассутан,
Фа инда-т-танаҳи яқсуру-л-мутатовилу.

Туваққи-л- будур ан-нуқсона ва - ҳия- аҳиллатун.
Ва юдрикуҳо-н-нуқсону ва ҳия кавомилу

*Агар хоҳи қадру қимат ба даст орӣ, миёнаро бигуй,*
*Ҳар чизе, ки тулонӣ намояд ҳам, охир поён дорад.*

*Моҳ нуқсони худро паноҳ медорад, чун пурра аст,*
*Вале ҳарчанд пурра бошад ҳам ноқис хоҳад гашт.*

Носири Хусрав:

Миёнакор ҳаме бошу бас камол маҷӯй,
Ки маҳ тамом нашуд, ҷуз зи баҳри нуқсонро.

2. Абулало ал-Мааррӣ [11, 49]:

Салосату айёмин ҳия-д-даҳру куллуҳу,
Ва мо ҳунна ғайру-л-явми, ва-л-амси ва-л-ғади.

*Ин даҳр ҳамагӣ аз се рӯз иборат аст,*
*Ки он ҳам имрӯзу дирӯзу фардост.*

Носири Хусрав:

Паймонаи ин чархро се ном аст
Маъруф ба имрӯзу диву фардо.

3. Абулало ал-Мааррӣ [11, 52]:

Ва ламмо раайту-л-ҷаҳла фи-н-носи фошиян,
Таҷоҳалту ҳатто зунна бианни ҷоҳилу.

*Замоне дидам, ки ҷаҳл дар мардум ошкорост,*
*Худро ба нодонӣ задам, то гумон кунанд,*
*ки ман низ ҷоҳилам*

Носири Хусрав:

Чу халқ чумла ба бозори ҷаҳл мерафтанд,
Ҳаме зи бим наёрам гушод дукконро.

4. Абулало ал-Мааррӣ [11, 52]:

Ло таъиш муҷбаран ва ло қадариян,
Ва-чтаҳид фи тавассути байна-байна.

*Ба ҷабру қадар такякунон мазӣ,*
*Кӯшиш кун, ки миёнаи миёна бошӣ.*

Носири Хусрав:

Ба миёни қадару ҷабр раҳи рост биҷӯй,
Ки сӯи аҳли хирад ҷабру қадар дарду иност.

5. Абулало ал-Мааррӣ [11, 88; 12, 72, 194-195]:

Ин кона ман фаъала-л-кабоира муҷбаран,
Фа иқобуҳу зулмун ала ман яфъалу.

*Агар касе маҷбуран гуноҳи кабира кард,*
*Уқубат дидани гунаҳкор зулмест бар ӯ.*

Носири Хусрав:

Уқубат муҳол аст, агар бутпараст
Ба фармони Эзид парастад санам.

6. Абулало ал-Мааррӣ [11, 93; 12, 187, ҳошияи 2]:

Лайлати ҳазиҳи арусун мин аз-зинҷи,
Алайҳо қалоидун мин ҷумони.

*Ин шаби ман мисли аруси зангист,*
*Бар ӯ ҳамоили марворид овезон аст.*

Носири Хусрав:

Шаб ҳазорон дурр дар гссӯ кашид
Сурху зарду бонизому бенизом,

Кас арӯсе дар ҷаҳон ҳаргиз надид
Гссуваш пурнуру рӯяш пурзулом.

7. Абулало ал-Мааррӣ [11, 112; 12, 191]:

Таҳанта таҳна-р-руҳо мин қаблино умаман,
Боду ва лам ядри халқун айятин салаку.

*Пеш аз мо умматони зиёдеро, ай чарх, чун осиё орд карди.*
*Онҳо гум гаштанду мардум намедонанд, ки куҷо шуданд.*

Носири Хусрав:
Азбаски бар ту гаштаст ин осиёи гетӣ
Чун марди осиёбон пургарди осиёӣ.

8. Абулало ал-Мааррӣ [11, 115]:
Ва иннамо ҳаммала-т-Таврота қориуҳо
Касба-л-фавоиди, ло ҳубба-т-тиловати.

*Ҳамоно қории Таврот онро бардошта гаштааст*
*Барои касби фоидае, на аз дӯстории тиловати он.*

Носири Хусрав:
Орзӯи хондани Қуръон-т нест,
Ҷуз ки магар номи ту қористӣ.

Маъонӣ ва сувари хаёл дар шеърҳои Абулало ал-Мааррӣ ва Носири Хусравро муқояса ва муқорана карда мебинем, ки аксари онҳо ба ҳамдигар шабоҳати том доранд, дар онҳо аҳёнан ҳамон як калимаву иборахо истифо-

да шудаанд. Албатта, дар ин ҷо мо ҳамагӣ якчанд мисол овардем ва ин мисолҳоро метавон бештар овард, валс дар ҳудуди як мақола ин кор шарт ва имконпазир ҳам нест.

Агар ин маъонӣ ва симову суратхаёли муштарак аз як сӯ шоҳиди таъсири назми араб, алалхусус шсъри Абулало ал-Мааррӣ ба эҷодиёти Носири Хусрав бошад, аз сӯи дигар далели ягонагии фазои фарҳангии ҷаҳони ислом, интишори забон ва адабиёти араб дар соҳаи илму адаб, хусусан дар олами форсизабон мебошад. Инчунин сабаби зуҳури муштаракоти мазкур сувари хаёл ва маъонии сайёр мставонад бошад, ки ҳар шоире онро аз захираи адабӣ гирифта, сайқал медиҳад ва тибқи завқу салиқаи бадеӣ ва маҳорати ҳунарии худ рангу тобиши хосе ба он мсбахшад. Таъсири афкору ақоид ва шеъри Абулалоро ба эҷодиёти Носири Хусрав инкор накарда, метавон таъкид намуд, ки Носир ин маъонии муштаракро рангу бӯи хосе бахшидааст, зеро ҳар як мазмун, маънӣ, образ хусусияти фарққунанда дошта, тасвири ҳунарии алоҳидае пайдо кардааст.

Бинобар ин мо ҳақ дорем дар бораи қаробат ва робитаи маънавӣ миёни ин ду шахсияти бузург, ки озмунҳои сангини зиндагиро аз сар гузаронидаанд, сухан гӯем. Ҳар ду муосир ва шоҳиди ҳодисаҳои фоҷиавии замони худ буданд, афкору шуури ҳар дуро мушкилоти ҳастӣ ва ҷомиаи башарӣ азият медод, ғаму андӯҳи мусалмонон ва умуман одамият дилҳои онҳоро хун мекард.

Мо бояд дар ёд дошта бошем, ки Носири Хусрав дар роҳи сафари Макка дар зодгоҳи Абулало ал-Мааррӣ, шаҳри Мааррат ан-Нуъмон, таваққуф карда буд, пеш аз сафар ҳам бо эҷодиёти ӯ, хусусан бо «ал-Фусул ва-л-ғоёт» ном асари ӯ хуб ошно ва дар Қоҳира мукотабаи ӯро бо устоди худ Муайидуддини Шерозӣ хонда буд. Аз ин ҷо хулосаи аниқе бармеояд, ки Носир барин шахси донишманду кунҷкову дақиқназар бо эҷодиёт ва мероси адабии Абулало аз наздик шинос буда, аз ӯ хеле мутаассир гаштааст, гарчи дар ҳеҷ ҷои осори худ аз ин мавзӯъ бевосита забон намекушояд ва ишорае намекунад.

Қаробати ҷаҳонбинии динию фалсафӣ, ақоиди маънавию ахлоқӣ ва назари ҳаммонанд ба вазъи ҳаёти ҷомиа, дарки зарурати бо сухан ва амал ислоҳ ва беҳбуд бахшидан ба он, инкори разоилу иллатҳои он, даъват ба камолоти маънавию ахлоқии одамизод, изҳори меҳру муҳаббат ба ҳамҷинсони худ ва овардани имону ихлос ба Худованди мутаол мабдаъҳое буданд, ки ин ду мутафаккири бузург-Абулало ал-Мааррии араб ва Носири Хусрави тоҷикро муттаҳид мекарданд ва бо ҳам мепайвастанд. Ана ҳамин гуна назарҳои муштараки онҳо ба мо иҷозату имкон медиҳад хулоса барорем, ки дар сухани «он тирачашм шоири равшанбин» Носири Хусрав на устод Абуабдуллоҳи Рӯдакӣ, балки Абулало ал-Маарриро дар назар дорад, ки дар ҳақиқат «ашъори зуҳду панд басе гуфтаст».

Ман яқинан бовар дорам, ки баҳсу муҷодалаи илмӣ дар мавзӯъи «Он тирачашм шоири равшанбин» кист?» идома меёбад. Масалан, дар тозатарин тадқиқоте, ки ба анъанаҳои маънавии эҷодиёти Рӯдакӣ ва Носири Хусрав бахшида шуда, ба қалами Л. Р. Додхудоева ва М. Л. Рейснер тааллуқ дорад, муаллифон мегӯянд, ки Носир бо сухани «Он тирачашм шоири равшанбин» Рӯдакиро дар назар дорад, вале Т. Мардони ақидаи дигар дошта, чунин мешуморад, ки дар ин қавли ӯ шоир ва ҳокими араб Абулало ал-Мааррӣ дар назар дошта шудааст [7, 436]. Вале баъдтар оид ба ашхосе, ки дар «Сафарнома» зикрашон рафтааст ва барои худи Носири Хусрав чун намунаи ибрату пайравӣ будаанд, ин муаллифон чунин навиштаанд: «Инак, намунаи бевоситаи ибрат барои Носир шоиру ҳокими нобино Абулало ал-Мааррӣ буд, ки ҳамчун одами одилу накӯкор дар шахси худ хислатҳои шоиру устод ва ҳокими фозилро таҷассум мекард, назар ва диди халлоқи ин ду шоир ба ҳикмат ва азамати маънавию ахлоқӣ ба якдигар хеле наздик буд. Бино бар ақидаи муҳаққиқи иронӣ Маҳдӣ Махоузӣ, дар масъалаҳои эҷод, парҳезгорӣ, ахлоқи ҳамида, тақво Носири Хусрав ба ин шоиру ҳокими барҷастаи асримиёнагии араб табиатан хеле наздик буд» [7, 449].

Мутаассифона, муҳокамаи муаллифон танҳо ин аст, ки барои баррасии амиқу мукаммали ин мавзӯъ бояд тадқиқоти васеъ ва доманадори муқоясавӣ гузаронд ва осори форсию арабӣ, хусусан ашъори Рӯдакӣ, Абулало ал-Мааррӣ, ва Носири Хусравро, дар якҷоягӣ омухт. Дуруст аст! Ҳамин тавр бояд кард! Вале бо «Бояд» масъала ҳал намешавад ва бо «ҳалво» гуфтан даҳон ширин намегардад.

Ин мақолаи мо нахустин иқдомест дар ин ҷода ва умедворем, ки муҳаққиқони дигар, ки забони арабӣ ва форсиро хуб медонанд, чун нуқтаи интилоқ онро ба асос гирифта, ниҳоят дар поёни масъалаи он, ки Носири Хусрав на устод Рӯдакӣ, балки Абулало ал-Маарриро «он тирачашм шоири равшанбин» номидааст, нуқта мегузоранд.

## АДАБИЁТ

1. Абуль-Аля ал-Маарри. Избранное. Перевод с арабского. Составление, предисловие, примечания Б. Я. Шидфар. - М., Художественная литература. 1990-430 с.

2. Арабзода, Нозир. Мир идей и размышлений Насира Хусрава, - Душанбе: Нодир. 2003-263с.

3. Бертельс А. Е. Насири Хусрав и исмаилизм. - М. : ИВЛ., 1959-289с.

4. Бертельс Е. Э. Избранные труды. История персидско-таджикской литературы. - М. : ИВЛ., 1960-555с.

5. Бертельс Е. Э. Носири Хисрав и его взгляды на поэзию// Известия АН Таджикской ССР. ООН. 1953, № 4 - С. 139-153. Эта же работа помещена в книге: Е. Э. Бертельс. Избранные труды. История литературы и культуры Ирана. - М. : Наука, ГРВЛ. 1988. –С. . 314-332.

6. Браун, Эдвард, Таърихи адабиёт дар Ирон. Аз Фирдавси то Саъдӣ, Тарҷумаи Фатҳулло Муҷтабоӣ. – Теҳрон, 1373. Ҷилди аввал-464 с, ҷилди дуввум-326с.

7. Додхудоева Л. Р., Рейснср М. Л. Духовные грани творчества: Насир Хусрав и Рудаки// Рудаки: традиции и современность. Сборник статей. -Душанбе, 2007. -с. 421-452

8. Калим, Ферена. Музаккарат рассала ал-алим ва раджул ад-давла ва-ш-ша'ир ал-Муаййад фи-д-дин аш-Ширази. ат-Таб'ат ал-ула. – Лондон – Бейрут: ас – Саки. Би-л-иштирок ма'а Маъҳад ад-диросот ал-исмоилия, 2005. — 212с.

9. Мардони Т. Н Насир Хусрав и арабоязычная культура – Душанбе: Ирфон, 2005. - 142с.

10. Мирзоев А. Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. Сталинобод: Нашрдавтоҷик (ба ҳуруфи арабӣ). 1958-437с.

11. Муҳаққиқ, Маҳдӣ. Таҳлили ашъори Носири Хусрав. – Кобул. Чопи дуввум, 1365. - 326 с.

12. Муҳаққиқ, Маҳдӣ. Шарҳи си қасида аз ҳаким Носири Хусрави Қубодиёнӣ. – Теҳрон: Интишороти Тус. Чопи даҳӯм, 1380-278 с.

13. Нафисӣ, Саид. Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ. Чопи аввал. – Теҳрон: Аҳуро (Дониши ирӯз), 1382.

14. Носири Хусрав. Девони ашъор. Бо шарҳи ҳоли Носири Хусрав ба қалами д-р Тақизода. Бо иҳтимом ва тасҳиҳи д-р Муҷтабо Минавӣ ва таълиқоти Алиакбар Деҳхудо. Чопи саввум - Теҳрон, 1372-692 с.

15. Носири Хусрав. Куллиёт. Дар се ҷилд. - Душанбе: Эр-Граф, Нодир, 2003.

16. Осори Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашрдавтоҷик, 1958-542 с.

17. Тагирджанов А. Т. Рудаки. Жизнь и творчество. История изучения. - Л. : ЛГУ, 1968- 337 с.

18. аль-Фахури, Ханна. История арабской литературы. В 2-х томах. Перевод с арабского. - М. : *ИИЛ*. Том I. - 1959. - 368 с., Том II – 1961. - 483 с.

19. Ҳалм, Ҳайн. Фотимиён ва суннатҳои таълимӣ ва илмии онон. / Тарҷумаи д-р Фаридун Бадрай. Чопи аввал. - Теҳрон: Фарзон, 1377. - 148 с.

20. Ҳансбергер А. С. Носири Хусрав- лаъли Бадахшон. Аз англисӣ ба форсӣ тарҷумаи д-р Фаридун Бадрай. Таҳияи матни тоҷикӣ аз Н. Зуробек. - Душанбе: Нодир, 2003- 328 с.

21. Шидфар Б. Я Абу-ль Аля аль- Маарри. - М. : Наука, ГРВЛ., 1958- 214с.

## РӮДАКӢ ДАР ОСОРИ МУҲАҚҚИҚОНИ АРАБ

Рӯзгор ва осори сардафтари адабиёти форсу тоҷик устод Абӯабдуллоҳ Рӯдакӣ дер боз аз тарафи адабиётшиносону шарқшиносони кишварҳои гуногун омӯхта мешавад. Ҳаёт ва эҷодиёти устод Рӯдакиро натанҳо дар Ирону Афғонистон, Ҳинду Покистон, Инглистону Фаронса, Олмону Италиё ва ғайра меомӯзанд, балки дар доираҳои илмию адабии мамлакатҳои араб низ ба он таваҷҷӯҳи махсусе зоҳир менамоянд. Мутаассифона, солҳои пешин ба сабаби кам будани донандагони забони арабӣ ва дастнорас будани аксари таълифоте, ки дар кишварҳои араб оид ба адабиёти мо, алалхусус адабиёти замони Рӯдакӣ, ба табъ мерасид, бештари адабиётшиносон ва хонандагони тоҷик аз нуқтаи назару ақоид ва дастоварду бозёфтҳои муҳаққиқони араб бебаҳра мемонданд.

Бояд эътироф кард, ки масъалаи омӯзиши адабиёти форсу тоҷик, алалхусус осори устод Рӯдакӣ, аз мадди назари муҳаққиқони араб тамоман берун намондааст. Нахустин иқдоми некро дар ин бобат устоди арабшиносии тоҷик шодравон Ҳасан Иброҳим ан-Наққош гузошта буд. Ӯ аз фаъолияти олими ироқӣ Ҳусайн Алӣ Маҳфуз мақолае таҳти унвони «Паҳнкунандаи шӯҳрати Рӯдакӣ дар Шарқи Араб» ба табъ расонида, дар он хизмати Ҳусайн Алӣ Маҳфузро дар кори тадқиқ ва нашри осори суханварони бузурги форсу тоҷик, аз ҷумла Рӯдакӣ, ҳарҷониба мавриди баҳс қарор додааст. [20]. Тадқиқоти арабшиноси тоҷик Н. Қаҳҳорова «Ашъори устод Рӯдакӣ ба забони арабӣ» ки роҷеъ ба тарҷумаҳои арабии абёти Рӯдакӣ баҳс мекунад, дар такмили ин мавзӯъ низ саҳми босазое гардид. [11]

Ҳамчунин муаллифи ин сатрҳо дар равшан намудани мавзӯи «Рӯдакӣ ва адабиёти араб» кӯшиши хоксоронае ба харҷ дода буд. [13]. Аз муаллифони хориҷӣ мавзӯи мазкур-ро олими намоёни араб Юсуф Ҳусайн Баккор мавриди баррасӣ қарор дода, аз натиҷаи таҳқиқоти худ дар Анҷумани таҳқиқоти иронӣ, ки соли 1350 ҳиҷрӣ дар Машҳад баргузор гардид, гузориш дод. Дертар ин гузориши ӯ дар саҳифаҳои маҷаллаи иронии «Сухан» таҳти унвони «Адаби форсӣ дар кишварҳои араб» интишор ёфт. [6].

Он чӣ номбар шуд, қатрае аз баҳр буда, табиист, ки дар онҳо тамоми паҳлӯҳои мавзӯи марбут ба Рӯдакӣ ва Шарқи Араб фаро гирифта нашудааст. Дар ин мақола мо кӯшиш кардем, ки ҳатталимкон мулоҳазаҳо ва ақидаҳоеро, ки баъзе муҳаққиқони араб солиёни охир дар асарҳои худ оид ба ҷанбаҳои мухталифи ҳаёт ва эҷодиёти Рӯдакӣ иброз доштаанд, равшан созем ва мавриди таҳлил қарор диҳем.

Дар тӯли даҳсолаҳои охир дар кишварҳои араб як ҷунбишу майле ба омӯзиши забони форсӣ ва нашри осори намояндагони нахустдараҷаи тамаддуни форсу тоҷик ба амал омад ва боиси афзоиши адади тарҷумаҳову тадқиқоти илмию оммавӣ гардид. Дар ибтидои ин ҷунбиши фарҳангӣ зарурати ташкил додани бахшҳои забон ва адабиёти форсӣ дар донишгоҳҳои мамолики араб ба миён омад ва аввалини онҳо факултаи забонҳои шарқ дар Донишгоҳи Қоҳира буд, ки соли 1944 таъсис ёфта, шӯъбаи забон ва адабиёти форсӣ низ дошт. Минбаъд ҳамин гуна шӯъбаҳо дар донишкадаҳои як қатор давлатҳои дигари араб ба монанди Сурия, Лубнон, Мағриб, Ироқ, Кувайт ва ғайра таъсис гардиданд. Ба ғайр аз ин доираҳои ҳукуматию маъмурии баъзе давлатҳои араб дастаҳоеро аз ҷавонон ба донишкадаҳои Ирон ва мамолики Аврупо баҳри омӯхтани забону адабиёти форсӣ иъзом карданд. Аз байни ин ҷавонон ба мурури замон мутахассисони соҳаи забон, адабиётшиносон, мутарҷимон ба камол расиданд, ки тамоми фаъолияти иҷодиашонро ба тарғибу ташвиқи осори ада-

бию илмии асримиёнагии форсу тоҷик дар сарзамини Шарқи Араб бахшиданд. Ҳоло як қатор асарҳои тадқиқотии ба марҳилаҳо ва масъалаҳои алоҳидаи таърихи адабиёти форсу тоҷик ва намояндагони ҷудогонаи он бахшидаи ироншиносони араб миёни доираҳои адабиётшиносии мамлакатҳои гуногуни Шарқу Ғарб, аз ҷумла дар худи Ирон, соҳиби шӯҳрат ва эътибори баланди илмӣ мебошанд. Ин асарҳо натанҳо ба забони арабӣ, балки ба форсӣ, инглисӣ, фаронсавӣ навишта шуда, дар Миср, Лубнон, Тунис, Ироқ, Сурия, Олмон, Фаронса, Ирон ва дигар давлатҳо ба табъ расидаанд. Аз байни онҳо рисолаҳои Алӣ аш-Шоббӣ «ал-Адаб ал-форсӣ фи-л-аср ал-ғазнавӣ» («Адабиёти форсӣ дар асри ғазнавиён».) [36], Яҳъё Хашшоб «Илтиқо ал-ҳазоратайн ал-арабия ва-л-форсия» («Вохӯрди тамаддуни арабӣ ва форсӣ») [30], Аҳмад Муҳаммад ал-Хуфӣ «Тайёрот сақофия байн ал-араб ва-л-фурс» («Ҷараёнҳои мадании байни арабҳову форсҳо») [35], Юсуф Ҳусейн Баккор «Шуаро фурс фи-л-адаб ал-арабӣ» («Шоирони форс дар адабиёти араб» [7], Абдулваҳҳоб Аззом «ал-Луға ал-форсия фи-л-Ҳинд» («Забони форсӣ дар Ҳиндустон») [2], Абуннаим Муҳамад Ҳасанайн «Калила ва Димна дар забонҳои форсӣ ва арабӣ» Муҳаммад Ғунаймӣ Ҳилол «Таъсири насри арабӣ дар насри форсӣ» [33] ва дигар рисолаву китобҳои зиёдеро номбар кардан мумкин аст. Ба ғайр аз ин, адабиётшиносони араб кӯшиш мекарданд, ки хонандагони кишварҳои хешро бо намунаҳои беҳтарини назму насри форсу тоҷик ошно гардонанд. Аз ин ҷост, ки онҳо ба тарҷума ва нашри «Шоҳнома» - и Фирдавсӣ, «Гулистон» ва «Бӯстон»-и Саъдӣ, «Сафарнома»-и Носири Хусрав, ғазалиёти шӯрангези Ҳофиз, рубоиёти ҳакимонаи Умари Хайём осори Мавлоно ва ғайра пардохтанд.

Дар байни ин китобу рисолаҳои муҳаққиқони араб мо асари махсусеро оид ба Рӯдакӣ, ба истиснои баъзе мақолоти ҷудогона, то ба ҳол вонахӯрдаем, Вале дар ҷамеъи таълифоте, ки роҷеъ ба оғози инкишофи адабиёти

форсу тоҷик навишта шудааст, доир ба осори ин шоири бузург мулоҳазоти ҷолиб баён шудааст. Илова бар ин гоҳо маълумоти тозаеро мебинем, ки дар асарҳои дигар рӯдакишиносони аврупоӣ ё осиёӣ ба чашм намерасад ва маҳз дастоварди муҳаққиқони араб аст. Нуқтаи тозае дар ин таълифот барои мо аксаран он муқоясаҳое мебошанд, ки байни эҷоди Рӯдакӣ ва шоирони асримиёнагии араб, хусусан дар тавзеҳи маонии муштарак ва сувари хаёл дар ашъори онҳо, сурат мегиранд ва ё зикри сарчашмаҳои тозае роҷеъ ба шоирони арабизабони даврони Рӯдакӣ мебошад. Аксари муҳаққиқони араб ҳангоми суханронӣ оид ба рӯзгори Рӯдакӣ бештар ба ҳамон маъхазҳои арабизабони асрҳои миёна муроҷаат мекунанд, ки дар доираҳои адабиётшиносӣ маълуму машҳуранд, аз ҷумла асарҳои Абумансур ас-Саолибӣ (961-1038) «Йатимат ад-даҳр фи маҳосин аҳл ал-аср» ва «Ғурар ахбор мулук ал-фурс ва сияруҳум», асари Абунаср ал-Утбӣ «ат-Таърих ал-йаминӣ» ва шарҳҳои бар он навиштаи ал-Манинӣ ва ан-Наҷотӣ, асари ас-Самъонӣ (1113-1167) «Китоб ал-ансоб» ва қомуси ҷуғрофии Ёқут ал -Ҳамавӣ (1179 - 1229) «Мӯъҷам ал-булдон» ва ғайра. Аз ин сарчашмаҳои мӯътабар чандтоаш дар китоби машҳури ба Рӯдакӣ бахшидаи Саид Нафисӣ ва пас аз ӯ дар тадқиқоти адабиётшиносони дигари шарқию аврупоӣ зикр ё истифода шудаанд. Аммо дар ин ҷо бояд як сарчашмаи дигареро ном бурд, ки Саид Нафисӣ ва муҳаққиқони дигар аз он ёдовар нашудаанд. Он ҳам бошад «ал-Лубоб фи таҳзиб ал-ансоб»-и муаррихи асрҳои миёнаи араб Иззуддин Абулҳасан Алӣ ибн Муҳаммад Ибн ал-Асир (1160-1234) аст. Маълумоти ин муаллиф роҷеъ ба Рӯдакӣ асосан аз «Китоб ал-ансоб»-и ас-Самъонӣ берун омада, чун як манбаи боэътибори асримиёнагӣ номи Рӯдакиро миёни аҳли араб ҳамчун шоире ки ба қавли ас-Самъонӣ ва Ибн ал-Асир, «дар форсӣ ширингуфтор ва дорои шеъри вирди забонҳост» ва «дар арабу Аҷам назире надорад», талқин менамояд. Маҳз ҳамин гуна баҳои баланди уламои асрҳои миёна ба эҷодиёти Рӯдакӣ муҳаққиқони имрӯзаи арабро водошт, ки ба ин мавзӯъ диққати бештар диҳанд.

Ҷолиби таваҷҷуҳ аст, ки дар як қатор феҳристҳо, маншуроти китобшиносӣ ва доиратулмаорифҳои гуногуне, ки дар кишварҳои араб ба табъ расидаанд, ба Рӯдакӣ модда ё мақолаи махсусе бахшида шудааст. Аз ҷумлаи чунин маншурот *қомуси маълуми* Луис Маълуф «ал-Мунҷид фи-л-луға ва-л-адаб ва-л-улум» [15, 222], инчунин «ал-Мавсуа ал-арабия ал-муяссара» («Энсиклопедияи оммавии арабӣ»)- ро ном бурдан мумкин аст, ки кори танзими онро бо сарпарастии президенти Миср марҳум Ҷамол Абдунносир як гурӯҳ олимони маъруфи араб бар ӯҳда доштанд. Зимнан бояд хотирнишон кард, ки ин асар китоби хеле бузургҳаҷм (зиёда аз 2000 саҳифа дар як ҷилд) буда, моддаи махсуси «Тоҷикистон»-ро низ дорад, ки дар асоси маълумоти то охири солҳои панҷоҳуми замони мо навишта шудааст. Илова бар ин оид ба Тоҷикистон ва Тоҷикон дар моддаҳои ҷудогонаи «Иттифоқи Советӣ», «Туркистон», «Аморати Бухоро», «Фарғона», «Сталинобод», «Донишгоҳи Сталинобод», «Сир-дарьё» ва ғайра сухан меравад. Мутаассифона, дар ин моддаҳо, ки аз «Энциклопедияи калони советӣ» гирифта шудаанд, роҷеъ ба вазъи иҷтимоию маданӣ ва таърихи адабиёти гузаштаю имрӯзаи тоҷик маълумоте илова нашудааст. Эҷодиёти баъзе аз намояндагони илму адаби форсу тоҷик ба монанди Абулқосим Фирдавсӣ, Ибни Сино, Фаридуддин Аттор, Умари Хайём, Саъдии Шерозӣ, Абдураҳмони Ҷомӣ ва дигарон дар мақолаҳои алоҳидаи мӯъҷаз баён гардидаанд. Яке аз ҳамин гуна мақолот «Рӯдакӣ» ном дошта, дар он зодгоҳ, таҳаввули эҷодиёти шоир, хизматаш дар дарбори Сомониён, тавсиф ва сабаби таълифи «Бӯи ҷӯи Мулиён» нақл шудааст. Дар ин таълифот Рӯдакиро чун нахустин шоири девондори форс шинохтаанд. Муаллифи мақолаи дигаре, ки зери унвони «ал-Адаб ал-форсӣ» («Адабиёти форсӣ») дар ҳамин китоб нашр шудааст, барҳақ Рӯдакиро «машҳуртарини шоирони форс» номида, рушди адабиёти форсиро аз истеъдоди беҳамто ва шеъри равони ӯ донистааст.

Муаллифоне, ки барои донишҷӯёни бахшҳои забон ва

адабиёти форсӣ дар донишгоҳу донишкадаҳои мамлакатҳои араб китоб ва васоити таълимӣ навиштаанд, низ доир ба аҳвол ва осори устод Рӯдакӣ сухан рондаанд. Масалан, дар қисми дуюми китоби собиқ омӯзгори Донишгоҳи Либия олими сурияги доктор Муҳаммад Алтунчӣ «ал-Маҷмӯа ал-форсия» матнҳои адабии нисбатан содда ва намунаҳои осори манзуму мансури адабиёти форсу тоҷик, ҳикояту ривоятҳо, зарбулмасалу мақолаҳо ва панду андарзҳо ҷамъоварӣ шудаанд [ 3 ]. Пас аз зикри аввалин шоирон ва адибони форсигӯй муаллиф номи устод Рӯдакиро гирифта таъкид менамояд, ки «ин шоири бузурги нобино асосгузори шеъри форсӣ ва устоди шоирон ба шумор меравад». Дар ҳамин китоб ӯ маълумоти мӯъҷазе дар бораи ҷараёни зиндагии Рӯдакӣ ва порчае аз ашъори ӯро низ овардааст. Вале бояд гуфт, ки дар ин пораҳо шояд бо айби гирдоваранда ё ноширон хатоҳои имлой ва услубӣ роҳ ёфтаанд, ки онҳо барои дуруст таҳлил кардани ашъори Рӯдакӣ ба хонандагони араб халали ҷиддӣ мерасонанд. Дар ин ҷо бо таассуф бояд қайд кард, ки М. Алтунчӣ саҳван «Чаҳор мақола»- ро ба Муҳаммад Авфӣ нисбат дода [3, ] ва «Йатимат ад-даҳр» - ро на моли ас - Саолибӣ, балки аз они Ибни Қутайба медонад. Инчунин ӯ дар бораи таъсири мутақобилаи забонҳои арабию форсӣ ва ривоҷи забони форсӣ дар асрҳои IX-X суҳан ронда, менависад, ки дар ин давра як зумра донишмандони дузабонае зуҳур менамоянд ва ба тарҷумаву накли кутуби форсӣ ба арабӣ ва китобҳои арабӣ ба форсӣ шуғл меварзанд. Дар ин рӯзгор, ба гуфтаи М. Алтунчӣ, Қуръон ва китоби «ал-Абния ан ҳақоиқ ал-адвия»-и Абурайҳони Берунӣ аз арабӣ ба форсӣ тарҷума шудаанд. Ба ғайр аз ин, бинобар ақидаи ӯ, «шоири бузурги форс, Рӯдакӣ «Калила ва Димна»- ро ба забони форсӣ тарҷума кардааст» [4, 112-113]. Ин суханони муаллифи араб ба ҳақиқати ҳол чандон рост намеоянд, зеро аввалан дар он замон на худи Қуръон, балки «Тафсир»- и ат-Табарӣ ба форсӣ тарҷума шуда буд. Сониян, китоби «ал-Абния ан ҳақоиқ ал-адвия» аз Абурайҳони Берунӣ набуда, муаллифи он олим ва табиби форсу тоҷик Абумансур

Муваффақи Ҳиравӣ мебошад. Илова бар ин китоби мазкур асари аз арабӣ тарҷумашуда нест, балки дар асл муаллифаш онро ба забони модарии худ - форсии тоҷикӣ - эҷод кардааст. Ахиран, дар ин ҷо эҳтиёҷ ба исботи он нест, ки Рӯдакӣ забон ва шеъру адаби мардуми арабро амиқу ҳаматарафа медонист, вале ӯ «Калила ва Димна»- ро на аз арабӣ бевосита, балки аз рӯи тарҷумаи мансури форсӣ ба риштаи назм кашидааст ва ин масъала дар илм имрӯз ҳалшудаву равшан мебошад. Агар М. Алтунҷӣ монанди муҳаққиқи дигари араб Муҳаммад Муҷиб ал-Мисрӣ дар кушодани ин масъала ба абёти дахлдори «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ё муқаддимаи «Анвори Суҳайлӣ»-и Абулмаолӣ Насруллоҳ назаре меафканд, чунин хулосаи носаҳеҳ намебаровард. Воқеан, худи М. М. ал-Мисрӣ низ ба иштибоҳ роҳ дода, «ал-Абния ан ҳақоиқ ал-адвия»- и Муваффақи Ҳиравӣ ва «Ҳудуд ал-олам»- ро тарҷума аз арабӣ медонад [18, 149- 150]. Ба ин муносабат бояд гуфт, ки дар бештари тадқиқоти адабиётшиносони шарқию ғарбӣ номи Рӯдакӣ дар радифи он шахсони таърихие қарор мегирад, ки дар гузашта ба тарҷумаву нақл ё пайравӣ аз «Калила ва Димна» пардохтаанд. Тақрибан дар ҳамаи кору баҳсҳои худ муҳаққиқон миқдори ками ашъори аз манзумаи «Калила ва Димна»- и Рӯдакӣ боқӣ мондаро ёдрас месозанд ва ҳатто дар бораи сабаби аз байн рафтани абёти он фикрҳои эҳтимолӣ меронанд. Масалан, дар вақташ С. Нафисӣ изҳори ақида карда буд, ки ин манзума бо забони соддаю шево ва таъбироти салису равон навишта шудааст ва маҳз ҳамин чиз сабабгори бо мурури айём аз байн рафтани он гардида, баръакс, қасоиде, ки бо забони як андоза маснӯъ ва мураккаб эҷод шудааст, то ба имрӯз расидааст. М. М. ал-Мисрӣ чунин мешуморад, ки ин ақида аз таҳаккум холӣ набуда, қобили қабул шуда наметавонад, зеро соддагию равонии забони асар маънои аз аҳамият холӣ будани онро надорад ва аз ин рӯ боиси нест шудани рағбати мардум ба он ва дар натиҷа аз байн тамоман рафтани асар намегардад. Ба фикри ӯ, манзумаи Рӯдакӣ ба монанди бисёр

асарҳои дигари гаронбаҳо маҳз ба ҳукми тасодуф нобуд гардидааст ва дар ин бора сабабҷӯӣ суде надорад. Муҳаққиқи дигари араб Абуннаим Ҳасанайн дар мақолае, ки ба тадқиқи сайри «Калила ва Димна» дар адабиёти араб ва форсу тоҷик бахшидааст, менависад, ки малик аш-шуаро Баҳоуддин Қонеъӣ низ ин асарро соли 655 ҳиҷрӣ (1257 мелодӣ) ба назм даровარда, ба Иззуддин Кайковус ном шоҳи салчуқӣ пешкаш намудааст ва чунин менамояд, ки манзумаи Рӯдакӣ дар ин замон аллакай нопайдо будааст. Чи тавре ки мебинем, фосила байни таърихи таълифи «Калила ва Димна»-и Рӯдакӣ ва асари Қонеъӣ қариб сесад сол аст. Аммо адабиётшиноси мисрӣ Амин Абдулмаҷид Бадавӣ дар китоби худ «ал-Қисса фи-л-адаб ал-форсӣ» чунин фикреро пешниҳод мекунад, ки манзумаи Рӯдакӣ хеле қадимтар, яъне то рӯзгори ба арсаи вуҷуд омадани тарҷумаи Абулмаолӣ Насруллоҳ (соли 539х/ 1144 м), ки бо унвони «Калила ва Димна»-и Баҳромшоҳӣ машҳур аст, дар дасти мардум набудааст. «Гумони қавӣ меравад, - менависад А. А. Бадавӣ, - ки агар маснавии «Калила ва Димна»-и мансуб ба Рӯдакӣ то замони Абулмаолӣ боқӣ мемонд, ӯ ба навиштани ин асараш хоҳ вай коркарди тарҷимаи Балъамӣ бошад, хоҳ китоби Ибн ал-Муқаффаъ, ҳаргиз иқдом намекард».

Ба ғайр аз ишораҳое, ки М. М. ал-Мисрӣ зимни сухан дар бораи «Калила ва Димна» оид ба Рӯдакӣ кардааст, ӯ дар китоби номбурда фасли махсусеро дар шакли шиносномa ҷудо намуда, дар он роҷеъ ба ин «шоири тирачашми равшанбин» ва дигар намояндагони бузурги адабиёти форсу тоҷик, хусусан офарандагони осори эпикӣ, амсоли Дақиқӣ, Абулқосим Фирдавсӣ, Асадии Тусӣ, Фахриддини Гургонӣ, Низомии Ганҷавӣ, Саноӣ, Аттор, Румӣ, Саъдӣ ва Ҷомӣ маълумоти алоҳида медиҳад.

Дар аксари китобу мақолаҳои адабиётшиносони муосири араб мақоми Рӯдакӣ дар таърихи адабиёти форсу тоҷик, дар офариниш ё инкишофи жанрҳову намунаҳои гуногуни адабӣ таъкид шудааст. Масалан, муҳаққиқи тазкираи «Харидат ал-қаср ва ҷаридат ал-аср»-и Имо-

дуддин ал-Исфаҳонӣ, олими ироқӣ Муҳаммад Баҳҷат ал-Асарӣ дар ҳошияи яке аз ҷилдҳои он, ки дар бораи ҳаёт, эҷодиёт ва намунаҳои осори шуарои ироқӣ дар асри XII баҳс мекунад, «дубайт»-ро барои хонандагони араб тавзиҳ дода таъкид менамояд, ки вазни ин навъи шеър ба авзони араб дохил набуда, ибтикороти сухансароёни форс мебошад ва аз миёни онон нахустин ин вазнро дар шеъри форсӣ Рӯдакӣ ба кор бурдааст. Минбаъд ин вазнро шоирони Бағдод ҳам иқтибос намуда, дар назми арабӣ истифода кардаанд ва дертар аз онҳо дигар шоирони Шарқу Ғарб ахз намуданд.

Баъзе муҳаққиқони араб аҳёнан абёти ҷудогонаи Рӯдакиро ба муносабате ёд карда, онро ба тарзи худ шарҳ медиҳад. Чунончи, муаллифи китоби «ал-Адаб ал-арабӣ фи иқлим Хаворазм» Ҳинд Ҳусейн Таҳа дар хусуси ривоҷу равнақи шеъру шоирӣ ба забонҳои форсӣ ва арабӣ дар дарбори Сомониён сухан ронда, аз академик В. В. Бартольд иқтибосе меорад. «Аз забони шоирони форсе, ки Сомониёнро мадҳ мегуфтанд, - навишта буд В. В. Бартольд, - гоҳо суханони ба мусулмони тақводор номуносиб ҳам садо медод. Шоир Рӯдакӣ, ки аслан аз Самарқанд асту замоне машҳур ва минбаъд фаромӯш шуда буд, чунин меҳисобид, ки ба Каъба рӯй овардан маънӣ надорад, агар дил ба муқаддасоти бутпарастӣ мутаваҷҷеҳ бошад, бояд ба ишқ, ки ба тамоми мазҳабҳо хос аст, имон овард. Аз ин ҷо маълум мешавад, ки сухан дар атрофи шеъри зерини Рӯдакӣ меравад:

Рӯй ба меҳроб ниҳодан чӣ суд,
Дил ба Бухорову бутони Тароз?
Эзиди мо васвасаи ошиқӣ
Аз ту пазирад, напазирад намоз.

Пеш аз ҳама бояд гуфт, ки тафсири В. В. Бартольд дар ин мавқеъ чандон саҳеҳ нест. Бинобар ин Ҳ. Ҳ. Таҳа ба ин

гуфта тафсири мухолиф навишта, қайд менамояд, ки чунин ашъор ҳанӯз маънои зиддиисломӣ ва бутпарастӣ надорад ва шеъри мазкур аз қабили ҳамон шеърҳои зоҳиран зиддиисломист, ки шоирони шӯхтабъи мусулмон аз миёни худи арабҳо низ сурудаанд. Дурустии мулоҳазаи муҳаққиқи арабро роҷеъ ба ин шеър суханони дар вақташ баёнкардаи академик А. М. Мирзоев низ тақвият медиҳанд. А. М. Мирзоев навишта буд, ки ин қитъаи шеъриро як навъ тамасхур ба аҳкоми ислом шуморидан ва амсоли ин тавҷиҳ кардан хатои маҳз аст. Мазмуни шеърро агар ба ақоиди исломӣ андоза кунем, ҳақиқати масъала ба хубӣ равшан мегардад. Аз нуқтаи назари талаботи исломӣ, ҳангоме ки як нафар пайрави ин ақида рӯ ба меҳроб – қибла – гардонида, муқайяди намоз гузоридан мешавад, ӯ бояд фикру хаёли худро аз моддиёт ва алоиқи зиндагӣ ба куллӣ қатъ намуда, тамоман мутаваҷҷиҳи илоҳиёт бошад. Ҳангоме ки ин тариқа накард, яъне ба намоз муқайяд шуда, хаёлашро ба корҳои дунявӣ банд намуд, дар он сурат тоъаташ қабулшаванда ҳисоб намегардад. Ба ақидаи А. М. Мирзоев дар қитъаи мазкури Рӯдакӣ на ишқи маъмулӣ, балки бештар васвасаи ишқи илоҳӣ дар назар дошта шудааст.

Мисоли боло гувоҳӣ медиҳад, ки ақидаи аҳли тадқиқ доир ба ғоя ва мундариҷаи ашъори Рӯдакӣ (ҳамчунин дигар адибон ва шоирони асрҳои миёнаи форсу тоҷик) то ҷи андоза мухталиф аст. Бинобар ҳамин нисбат ба ин ашъор бояд ҳамеша баэътино буд ва ҳангоми шарҳу тафсир, тадқиқу таҳлил ба идеализатсия ё, баръакс, ба таҳриф роҳ набояд дод. Рӯдакӣ ва дигар бузургони адабиёти форсу тоҷик фарзандони замони худ ва парвардаи муҳите буданд, ки дар он дини ислом ҳокимият дошт. Аз ин рӯ дар таҳқиқи осори гузаштагон чунин омили воқеъиро бояд ба эътибор гирифт, ки ҷаҳонбинӣ дар асрҳои миёна асосан теологӣ буд. Рӯдакӣ ва дигар шоирони асрҳои миёнаи форсу тоҷик дар ашъори худ зимни тасвиру тавсифи баъзе масоили ҳастӣ, фалсафӣ ва ахлоқӣ ҳатман ба Қуръону ҳадис, асотири динӣ такя мекар-

данд. Вале ин гуна ишораҳо бе донистани забону адабиёти араб, худи Қуръон, ҳадис ва ҳамон қиссаву асотири динӣ ба ҳар муҳаққиқ муяссар намегардид ва ин одатан ба шарҳу тавзеҳи нодурусту ботил оварда мерасонид. Чунончи, мураттибони китоби «Осори Рӯдакӣ» зимни як қитъаи шоир байтеро ба ин тарз овардаанд: [21, 56]:

З-омада шодмон бибояд буд,
В-аз гузашта накард бояд ёд.

Дар повараки нусхаи дигар иборахои «шодмона бояд буд» ва «набояд буд» сабт ёфтаанд. Пас аз хондани байти мазкур дар «Осори Рӯдакӣ» адабиётшиноси ироқӣ Ҳусайн Алӣ Маҳфуз ба хулосае меояд, ки олимони точик дар забти ин байт ба хато рафтаанд. Дар тадқиқоти худ, ки ба омӯзиши таъсири забони арабӣ ба забони точикӣ бахшидааст, Ҳ. А. Маҳфуз менависад: «Мазмуни ин байти Рӯдакӣ аз ояти бисту сеюми сураи «ал-Ҳадид»-и Қуръон сарчашма гирифта ояти номбурда чунин садо медиҳад: «Ликай ло тоъсу ала мо фотакум ва ло тафраҳу би мо атокум» (То ки ғам махӯрсд бар он чизе, ки гузашт ва фараҳманд мабошед аз он чӣ ки пеш ояд). Дар ин асос ӯ чунин шакли солими байтро пешниҳод мекунад:

З-омада шодмон набояд буд,
В-аз гузашта накард бояд ёд.

Ба ин муносибат қобили ишора аст, ки яке аз устодони факултаи забон ва адабиёти форсӣ дар Донишгоҳи Алчазоир доктор Нуриддин Ол Алӣ дар китоби дарсие, ки худ барои донишчӯёни ин факулта таълиф карда, дар он намунаҳои ашъори Рӯдакиро низ ба забони асл чой додааст, байти болоро дар қитъаи шоир ба ин сурат овардааст:

З-омада тангдил набояд буд,
В-аз гузашта накард бояд ёд,

Калимаи «тангдил» дар мисоли якум ба назари мо ба мазмуни байт мувофиқ нест ва ҳатто мантиқи онро халал-

дор месозад. Бинобар ин ҳамон шакле ки Ҳ. А. Маҳфуз пешниҳод кардааст, бояд дуруст бошад. Аммо худи Ҳ. А. Маҳфуз дар хусуси байти дигари Рӯдакӣ баҳс карда, иштибоҳе содир менамояд. Он байт чунин аст:

Бар рух ҳазор зуҳраи сомур баршукуфт,
Эйдун, зи боғ қатраи шабнам наёфтам.

Ӯ мегӯяд, ки мураттибоии китоби «Осори Рӯдакӣ» саҳван дар ин байт «сомур» навиштаанд ва ҳол он ки дар асл бояд «томур» бошад. Ин калима маъноҳои бисёре дорад ва эҳтимол меравад, ки Рӯдакӣ «ҷанбаз», яъне мӯғчаи дарахтро дар назар дорад. Ба ғайр аз ин ӯ чунин меҳисобад, ки калимаи «зуҳраи» бояд бе «и»- и изофӣ хонда шавад. Ба ақидаи мо ин фикр ғалат аст, зеро дар ин сурат маънои мисраъ хароб мегардад. Дуруст аст, ки мураттибон саҳван «сомур» навишта, дар повараки китоб ишора намудаанд, ки «дар асл чунин аст ва ислоҳи он мумкин нашуд». Лекин на Ҳ. А. Маҳфуз ва на мураттибони «Осори Рӯдакӣ» ба кадом маънӣ омадани «зуҳраи сомур» ё худ «томур»-ро шарҳ надодаанд. Ба пиндори мо дар ин ибора низ хато ворид гардидааст. Сурати саҳеҳи он «заҳраи томур» аст, зеро «заҳра» калимаи арабӣ буда, маънояш «гул» аст ва «томур»- ро бисёр луғатнависон «хун», «хунин» тавзеҳ додаанд. Аз ҷумла, дар «Фарнудсор»- и Алиакбар Нафисӣ ва «Муҳит ал-муҳит»-и Бутрус ал-Бустонӣ яке аз маъноҳои калимаи «томур» ҳамчун «хун» тафсир шудааст. Пас ғараз аз «заҳраи томур» гуфтани устод Рӯдакӣ «гули сурх» ё «гули монанди хун» буда, шакли дурусти байт ин тарз аст:

Бар рух ҳазор заҳраи томур баршукуфт,
Эйдун, зи боғ қатраи шабнам наёфтам.

Ғайр аз ишораҳои зикршуда Ҳ. А. Маҳфуз дар асари худ ба масъалаи қаробати мазмуни баъзе абёти Рӯдакӣ ба ақвол ва абёти шоирони қадими араб низ таваҷҷӯҳ кардааст. Ӯ менависад, ки дар шеърҳои Рӯдакӣ як силсила мавзӯъ ва оҳангҳое садо медиҳанд, ки онҳо дар хутбаҳои Алӣ ибн Абутолиб, осори манзуми Тарафат ибн ал-Абд, Абунувос,

ал-Мутанаббӣ ва дигар суханварони араб низ ба гӯш мерасанд. Барои тақвияти гуфтаҳои худ ӯ байтҳои ҷудогонаеро аз ашъори Рӯдакӣ ва шоирони араб дар як радиф меорад. Вале агар ба мисолҳои овардааш назари амиқтаре афканем, зоҳир мегардад, ки на ҳамаи онҳо ҳамоҳангу ҳаммазмун ҳастанд. Ҳамин гуна хулосаро нисбати муқоисаҳое, ки устоди донишгоҳи Лубнон Виктор ал-Кик байни байтҳои алоҳидаи Рӯдакӣ ва Ибн ал-Муътаззу Абунувосу ал-Мутанаббӣ гузаронидааст, баровардан мумкин аст, вале ин ҳанӯз далели иқтибос ё илҳом гирифтани Рӯдакӣ аз он шоирон набуда, як андоза ваҳдати қолабҳои бадеии тасвир ва муштарак будани оҳангҳои шеърӣ дар назми араб ва форсу тоҷик мебошад ва ин падида хоси типи қонуни эҷодиёт аст. Аз ин лиҳоз дар мавзӯи муносибати устод Рӯдакӣ бо адабиёти араб як ҷанбае вуҷуд дорад, ки таваҷҷӯҳи баъзе аз муҳаққиқони арабро ба худ ҷалб намудааст. Он ҳам бошад қаробати мазмун ва оҳангу васоили тасвир миёни қасидаҳои хамрияи Абунувос ва дигар шоирони асрҳои миёнаи араб ва қасидаи «Модари май»- и Рӯдакӣ ва ҳатто баъзе абёти дар васфи маю майгусорӣ гуфтаи онҳост. Дар тадқиқи ин ҷанба пеш аз ҳама саҳми адабиётшиноси мисрӣ, донандаи хуби робитаҳои адабии араб ва форсу тоҷик Муҳаммад Ғунаймӣ Ҳилол шоёни таҳсин аст. Бояд гуфт, ки ба қалами ӯ якчанд асари илмии ба таърихи ин робитаҳо бахшида тааллуқ дорад. Аз ҷумла маҷмӯае, ки худи ӯ зери унвони «Мунтахаби шеъри форсӣ» тартиб додааст, мухтасари тарҷумаи ҳол ва намунаҳои ашъори қариб сӣ шоири форсу тоҷик ва дар навбати аввал Рӯдакиро дар бар мегирад. Ба мақсади хабардор сохтани хонандаи араб аз мазмун ва ғояву бадеиёти шеъри форсу тоҷик М. Ғ. Ҳилол намунаҳоро ба забони арабӣ тарҷумаи озод кардааст. Аз ашъори Рӯдакӣ дар ин маҷмӯа ҳаждаҳ намуна (аз ҷумла қасидаҳои «Шикоят аз пирӣ» ва «Модари май» пурра) бо шарҳу тавзеҳоти лозима ба чоп расидааст. Муҳаққиқ баъзе байтҳои Рӯдакиро бо байтҳои шоири араб аз Андалусия Ибни Зайдун (1003-1071) аз ҳайси мавзӯъ ва тарзи баёну ифода

муқоиса намуда миёни онҳо ҳамоҳангие дидааст. Нисбати қасидаи «Модари май» ӯ чунин ишора мекунад, ки Рӯдакӣ дар эҷоди он аз офаридаҳои Абунувос оид ба тавлиди май илҳом гирифтааст. Бинобар ин М. Ғ. Ҳилол хонандаро ба мақолаи махсусе ки бевосита ба муқоисаи хамриёти Абунувос ва Рӯдакӣ бахшидааст ва он моҳи июли соли 1962 дар маҷаллаи мисрии «ал-Котиб» интишор ёфтааст, ҳавола месозад. Мутаассифона, шумораи мазкури маҷаллаи номбурда дастрас нашуд ва аз ин рӯ намставон дар хусуси ин баҳси эҳтимолан хеле ҷолиб мулоҳиза баён кард.

Ба омӯзиши масъалаи ёдшуда ҳамчунин адабиётшиноси дигари араб Таҳа Нада низ саҳме гузоштааст. Ӯ масоили муқоисаи типологии адабиёти асрҳои миёнаи араб, форсу тоҷик ва туркро мавриди тадқиқ қарор дода, роҷеъ ба қаробати ашъори хамрияи Абунувос ва қасидаи «Модари май»-и Рӯдакӣ сухан рондааст.

Т. Нада ба мавзӯи иртиботи адабӣ ва қаробати маъонии абёти Абунувос ва Рудакӣ ҳатто фасли ҷудогонае бахшида, дар он асосан ба қисми аввали қасидаи « Модари май», ки дар шакли «хамриёт» эҷод шудааст, таваҷҷуҳ зоҳир менамояд, зеро маҳз дар ҳамин қисм ӯ маъоние пайдо мекунад, ки бо маъонии хамриёти Абунувос наздикию пайвастагӣ доранд. Ӯ мазмуни ин қисмро ба арабӣ нақл ва шарҳу тавзиҳ дода, сипас арз менамояд, ки дар васфи ин мазмун шоири араб Абунувос бар Рӯдакӣ пешӣ дошт. Пораеро аз қасидаи хамрияи Абунувос иқтибос оварда ва бо абёти қасидаи Рӯдакӣ муқояса карда, хулоса мекунад, ки Рӯдакӣ ба ӯ тақлид кардааст. Дар ин абёт, ба қавли Т. Нада, «Рӯдакӣ хаммореро мемонад, ки барои мо батафсилу дақиқ амалияи коркарди майро шарҳ медиҳад... Ва инчунин шоири араб Абунувос, аз кордонони майсозӣ буда, дар васфи худи ҳамин амалия бар Рӯдакӣ сабқат доштааст» [19, 129]. Ӯ мегӯяд, ки агар Рӯдакӣ баъзан як маъниро дар чанд байт иброз дошта бошад Абунувос ҳамон маъниро дар ду байт ва ҳатто равшантару содатару муассиртар ифода кардааст [ 19, 130]. Сипас Т. Нада як қатор байтҳои Рӯдакӣ ва Абунувосро

мисол меорад, ки дар он умумияти маъно ва ҳатто алфозу калимот ба чашм мерасад. [19, с. 130 - 132]. Дар ин мақолаи хурд наметавон баҳсу таҳлили муқоисавии хамриёти Абунувос ва Рӯдакиро гузаронид, зеро ин мавзӯъ доманадор буда, тадқиқоти хоссу алоҳидаеро тақозо мекунад. Илова бар ин хоҳишмандон ва ҳавасмандони ин мавзӯъ метавонанд ба тадқиқоти барҷастаи олими эронӣ Сайид Фазлуллоҳ Мирқодирӣ зери унвони «Нақди татбиқии хамриёти Рӯдакӣ ва Абунувос» муроҷиат намоянд [17, 27 - 28].

Ҳамчунин Т. Нада дар бораи анвоъи шеъри форсӣ ва хусусиятҳову фарқи он аз шеъри арабӣ суҳбат карда, дар бораи қофияву радиф таваққуф менамояд ва ғазали «Бӯи ҷӯи мулиён ояд ҳаме»-ро ба ҳайси шеъри мураддаф ё радифдор мисол меорад. Ғайр аз ин бо қавли Шамс Қайси Розӣ устод Рӯдакиро аввалин шоире медонад, ки ба эҷоди рубоӣ пардохтааст [19, 201 – 203].

Аз ин ҷо метавон дид, ки Т. Нада дар хусуси Рӯдакӣ ва осору маъонии ашъори ӯ сухани тозае нагуфтааст, вале барои хонандаи тоҷик ҷолиб он аст, ки ӯ миёни абёти Рӯдакӣ ва Абунувос муқоранаҳо гузаронида, муштаракоти маъонии онҳоро баръало нишон додаст.

Ҳамин гуна кӯшишро боз як муҳаққиқи араб – Довуд Саллум дар китоби худ «ал-Адаб ал-муқоран. Фи-д-диросот ал-муқорана ат-татбиқия», ки ба масоили муҳим ва шавқовари адабиётшиносии қиёсӣ ё муқоясавӣ бахшидааст, ба харҷ медиҳад [23]. Вале бояд гуфт, ки ӯ дар баррасии масоили робитаҳои адабии араб ва форсу тоҷик мустақил набуда, бештар ба тадқиқоти олимони дигари араб, аз ҷумла ба таълифоти адабиётшиноси маъруфи мисрӣ Муҳаммад Ғунеймӣ Ҳилол [32], Муҳаммад Абдулмунъим Нуриддин. [1] ва Таҳа Нада [19] истинод мекунад. Дар бораи Рӯдакӣ Д. Саллум чунин изҳор медорад, ки ӯ аз зумраи нахустин шоиронест, ки дар эҷодиёти онҳо таъсири амиқи шеъри арабӣ равшан инъикос ёфтааст. Ногуфта намонад, ки то ҷое мо иттилоъ дорем, Д. Саллум аввалин муҳаққиқест, ки устод Рӯдакиро бе ягон шубҳаву дудилагӣ

шоири зуллисонайн ё худ дузабона номидааст, яъне шоире, ки ҳам забони модарии худ – форси тоҷикӣ ва ҳам забони арабиро медонист ва қодир буд бо ин ду забон ҳарф занад ва ҳатто шеър эҷод кунад. [ 23, 372].

Муҳаққиқони араб дар таълифоти худ аз устод Рӯдакӣ бисёр ёд мекунад. Илова бар он ки суханони муаллифони сарчашмаҳои таърихию фарҳангии асрҳои миёнаро дар бораи ҳаёт ва мероси адабии ӯ меоранд, онҳо дар хусуси вуҷуди маъонии Қуръони карим ва аҳодиси набавӣ дар ашъори вай, таассури шоир аз мазомини ашъори суханварони араб, офариниши маснавии «Калима ва Димна», ки ба қавли Фирдавсӣ, пеши Рӯдакӣ хонда шуд, доир ба санъатҳои лафзию маънавие, ки дар шеъри шуарои араб ва шеъри Рӯдакӣ истифода гардидааст, авзони арӯзии маъмули абёти Рӯдакӣ ва шоирони араб ва масъалаҳои дигар баҳсҳо мекунанд. Ҳар ироншиноси араб дар кишварҳои гуногуни Шарқи Миёна хоҳ Миср, хоҳ Сурия, хоҳ Лубнон, хоҳ Ироқ, хоҳ Арабистони Саудӣ бошад хоҳ Урдун ва ғайра, ки ба таърихи адабиёти форсу тоҷик ва намудҳои адабӣ дар он даст мезанад, ҳатман аз ягон паҳлӯи эҷодиёти устоди шоирони Аҷам сухан боз мекунад, алалхусус дар китобу мақолаҳои илмӣ ва дастурҳои таълимӣ доир ба забон ва адабиёти форсӣ. Мо зарур намешуморем, ки ҳамаи ин муҳокамаҳо, мулоҳазаҳо ва ишораҳои дарозу кӯтоҳи муҳаққиқони арабро дар бораи Рӯдакӣ мавриди баррасиву таҳлили муфассал қарор диҳем, зеро онҳо бештар маълумоти якдигарро такрор мекунанд ва ниҳоят кам дучор меоем, ки онҳо ягон сухани нав ё кашфиёти тозае дар бар дошта бошанд. Аксари ин суханрониҳову мулоҳазоту ишораҳои тӯлониву мухтасари муҳаққиқони арабро олими served ironӣ оғои Нодир Каримиёни Саридашти ҷамъоварӣ намуда дар мақолаи хеле хубу пурмуҳтавои худ бо номи «Ҷойгоҳи Рӯдакӣ дар адабиёти араб» хулоса ва ҷойгир кардааст [12].

Метавон гуфт, ки дар шиносондани симои устод Рӯдакӣ, зиндагӣ ва шеъри ӯ ба мардуми мамолики араб адабиётши-

носон ва хоса ироншиносони ин кишварҳо дар тӯли солҳо заҳматҳои зиёде кашидаанд. Ва боиси мамнуният ва сипас он аст, ки онҳо бо ин заҳамоти содиқонаи худ робитаи ногусастании фарҳангу адабиёти форсу тоҷик ва арабро ва умуман ҳамбастагии фарҳангу адаби исломиро дар мисоли мероси устод Рӯдакӣ ба оламиён нишон додаанд.

## АДАБИЁТ


1. Абдулмунъим, Муҳаммад Нуриддин. Диросот фи-ш-шеър ал-форсӣ ҳатто-л-қарн ал-хомис ал-ҳиҷрӣ. Ал-Қоҳира, 1976.

2. Аззом, Абдулваҳҳоб. ал-Луға ал-форсия фи-л-Ҳинд. – ал-Қоҳира, 1947.

3. Алтунҷӣ, Муҳаммад. ал-Маҷмуъа ал-форсия. – Димашқ. Ат-Табъа ас-салиса, 1389/1969.

4. Алтунҷӣ, Муҳаммад. Ҳавла-л-адаб фи-л-аср ас-салҷуқӣ. Ат-Табъат ал-ула. –Бенғозӣ: Мактабат Курина, 1974 (с. 112-113)

5. Бадавӣ, Амин Абдулмаҷид. ал-Қисса фи-л-адаб ал-форсӣ. – ал-Қоҳира, 1964.

6. Баккор, Юсуф Ҳусейн. Адаби форсӣ дар кишварҳои араб // Сухан. Давраи бисту саввум. – Теҳрон, соли 1353, шумораҳои 6, 7, 8.

7. Баккор, Юсуф Ҳусейн. Шуаро фурс фи-л-адаб ал-арабӣ. / Нашриёти Донишкадаи илоҳиёт ва маорифи исломии Машҳад. Шумораи 2. Баҳори 1351 шамсӣ.

8. Ибн ал-Асир. ал-Лубоб фи таҳзиб ал-ансоб. Дар се ҷилд. Аният бинашриҳи мактабат ал-Қудс ли Ҳусомуддин ал-Қадарсӣ. – ал-Қоҳира, 1969.

9. ал-Исфаҳонӣ, Имодуддин. Харидат ал-қаср ва ҷаридат ал-аср. Таҳқиқ, шаҳр ва тақдим Муҳаммад Баҳҷат ал-Асарӣ. Ал-ҷузъ ас-солис ал-Муҷаллад ал-аввал. Бағдод: Маншурот вазорат ал-иълом. 1976

10. ал- Кик, Виктор. Таъсири фарҳанги араб дар ашъори Манучеҳрии Домғонӣ. –Бейрут: Дор ал-Машриқ, 1971. (с. 58-60. )

11. Қаххорова Н. А. Ашъори устод Рӯдакӣ ба забони арабӣ. // Ёдбуди устод Рӯдаки. –Душанбе: Дониш, 1978. с. 83 - 86

12. Каримиён, Нодир. Ҷойгоҳи Рӯдакӣ дар адабиёти араб // Рӯдакӣ. Фаслномаи адабӣ – фарҳангии Ройзании фарҳангии ҶИЭ дар Тоҷикистон. Соли шашӯм, шумораи 8 – 9, тирамоҳ ва зимистон 2005 – 2006 – С. 87 – 100.

13. Мардони Т. Н. Арабско-таджикское двуязычие в поэзии IX – X веков. – Душанбе: Маориф, 1993.

14. Маҳфуз, Ҳусейн Алӣ. Асар ал-луға ал-арабия фи-л-луға ат-тоҷикия. Дар ду ҷузъ. Ҷузъи 2. - Бағдод, 1965.

15. Маълуф, Луис. ал-Мунҷид фи-л-луға ва-л-адаб ва-л-улум. Чопи нуздаҳӯм. – Бейрут, 1966 (с. 222).

16. Мирзоев А. М. Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. –Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958 (ба хатти арабӣ).

17. Мирқодирӣ, Сайид Фазлуллоҳ. Нақди татбиқии хамриёти Рӯдакӣ ва Абунувос //Ёди ёр. Вижаномаи ҳамоиши байналмилалии бузургдошти Абуабдуллоҳ Ҷаъфар Рӯдакӣ (Нишасти муқаддамотӣ). –Теҳрон, 30 шаҳривармоҳи 1385. – С. 27-28.

18. ал-Мисрӣ, Муҳаммад Муҷиб. Силот байн ал-араб ва-л-фурс ва-т-турк. Диросатун таърихиятун адабия. – ал-Қоҳира: Мактабат Анҷелло ал-мисрия, 1971.

19. Нада, Тоҳа. ал-Адаб ал-муқоран. – Бейрут: Дор ан-нахза ал-арабия, 1975.

20. ан-Наққош, Ҳасан Иброҳим. Паҳнкунандаи шуҳрати Рӯдакӣ дар Шарқи Араб. // Маориф ва маданият, 12 сентябри соли 1963.

21. Осори Рӯдакӣ. – Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон 1958.

22. Рӯдакӣ. Шеърҳо. - Душанбе, 1974. (с. 152).

23. Саллум, Довуд. Ал-Адаб ал-муқоран. Фи-д-диросот ал-муқорана ат-татбиқия. ал-Қоҳира: Муассасат ал-Мухтор ли-н-нашр ва тавзиъ. Ат-Табъат ал-уло, 1424 / 2003.

24. ас-Самъонӣ, Абусаъд. Китоб ал-ансоб /Иътана бинашриҳи Д. С. Марголиус. Аъодат табъаҳу би-л-офсет Мактабат ал-Мусанно. – Бағдод (б. т. )

25. ас-Саъолибӣ. Ғурар ахбор мулук ал-фурс ва сияруҳум.

26. ас- Саъолибӣ. Ятимат ад-даҳр фи маҳосин аҳл ал-аср. Дар ду ҷилд қисм. – Бейрут: Дар ал-китоб ал-арабӣ (б. т. )

27. Тоҳа, Ҳинд Ҳусейн. ал-Адаб ал-арабӣ фи иқлим Хаваразм. Мунзу-л-фатҳ ал-арабӣ (93 ҳ) ҳатто суқут ад-давла ал-ховаразмия (628ҳ). – ал-Ҷумҳурия ал-ироқия. Бағдод: Маншурот вазорат ал-иълом, 1976.

28. Тлас, Асъад Дур кутуб Фаластин ва нафаис махтутотиҳо //. Маҷаллат ал-Маҷмаъ ал-илмӣ ал-арабӣ. ал-Муҷаллад ал-ишрун, январ ва феврали соли 1945.

29. ал- Ҳамавӣ, Ёқут. Муъҷам ал-булдон

30. ал-Хашшоб, Яҳё. Илтиқо ал-ҳизоратайн ал-арабия ва-л-форсия. - ал-Қоҳира, 1970.

31. Ҳасанайн, Абуннаъим Муҳаммад. Калила ва Димна дар забонҳои форсӣ ва арабӣ // Маҷаллаи «Омӯзиш ва парвариш» – Теҳрон, августи 1953.

32. Ҳилол, Муҳаммад Ғунаймӣ. ал-Адаб ал-муқоран. – ал-Қоҳира, 1953. (Тарҷумаи форсӣ: М. Ғ. Ҳилол. Адабиёти татбиқӣ. Таърих ва таҳаввул, асарпазирӣ ва асаргузории фарҳанг ва адаби исломӣ. / Тарҷума, таҳшия ва таълиқ аз д – р Сайид Муртазо Оятуллоҳзодаи Шерозӣ. – Теҳрон: Интишороти Амири Кабир., 1373).

33. Ҳилол, Муҳаммад Ғунаймӣ. Таъсири насри арабӣ ба насри форсӣ (Ба забони фаронсавӣ). – Париж, 1952.

34. Ҳилол, Муҳаммад Ғунаймӣ. Мухторот мин аш-шеър ал-форсӣ. – ал-Қоҳира, 1965.

35. ал-Ҳуфӣ, Аҳмад Муҳаммад. Тайёрот сақофия байн ал-араб ва-л-фурс. – ал-Қоҳира, 1968.

36. аш-Шоббӣ, Алӣ. ал-Адаб ал-форсӣ фи-л-аср ал-ғазнавӣ –Тунис, 1965.

## НАХУСТИН ПАЙРАВӢ АЗ ШЕЪРИ РӮДАКӢ.

Дар натиҷаи ҷустуҷӯйҳои паёпай, ки тайи даҳсолаҳои ахир аз ҷониби адабиётшиносони кишварҳои гуногун анҷом дода шудаанд, исбот гардидааст, ки шеъри устод Рӯдакӣ ҳам ба эҷодиёти шоирони муосири ӯ ва ҳам эҷодиёти шуарои асрҳои минбаъдаи форсу тоҷик таъсири хеле амиқу босамар расонидааст. Яке аз нишонаҳои барҷастаи ин таъсирро аҳли тадқиқ дар истиқболи қасидаи машҳури Рӯдакӣ «Бӯи ҷӯи Мулиён» аз тарафи шуарои форсизабон дар гӯшаҳои гуногуни сарзаминҳои Ирону Ҳинд ва Осиёи сағиру Қафқоз, Хуросону Мовароуннаҳр ва ғайра мебинанд. Масъалаи тақлиду пайравӣ ва тазмину иқтибос аз қасидаи «Бӯи ҷӯи Мулиён» дар мақолаҳои М. Муъин «Қасидаи Рӯдакӣ ва истиқболи гӯяндагон» [4, 113. - 149], А. Раҳимӣ « Қасидаи «Ҷӯи Мулиён» ва истиқболи шоирон» [ 7, 231 - 244], М. А. Риёҳӣ «Бӯи ҷӯи Мулиён» [8, 78 – 88]; М. Ҳусайнӣ «Қасидаи «Ҷӯи Мулиён» ва истиқболи гӯяндагон аз он» [ 12, 57 - 64] ва баъзеи дигарон равшан ва хеле мӯшикофона нишон дода шудааст.

Вале дар миёни осори манзуми парокандаи устод Рӯдакӣ, ки дар маҷмуаҳои ашъори то имрӯз ба табъ расидаи ӯ ҷамъоварӣ шудааст, қасидаи дигаре вуҷуд дорад, ки дар зебоии мазмун, равонии андеша, ҳусни ифодаву дилнишинии баён, ҷозибияти оҳанг ва сабукии қофия аз қасидаи «Бӯи ҷӯи Мулиён» ҳеҷ кам нест.

Ва он қасида ин аст [1,51- 52; 2,25 -26; 6,526; 9, 108; 10, 68;11,39-40]

Ҳар бод, ки аз сӯи Бухоро ба ман ояд,
Бо бӯи гулу мушку насими суман ояд.
Бар ҳар зану ҳар мард куҷо барвазад он бод?
Гӯи магар он бод ҳаме аз Хутан ояд.
Не, не! Зи Хутан бод чун ӯ хуш навазад ҳеҷ,

К-он бод ҳаме аз бари маъшуқи ман ояд.
Ҳар шаб нигаронам ба Яман, то ту барои,
Зеро ки Суҳайлию Суҳайл аз Яман ояд.
Кӯшам, ки бипӯшам, санамо, номи ту аз халқ,
То номи ту кам дар даҳани анҷуман ояд,
Бо ҳар ки сухан гӯям, агар хоҳаму гар не,
Аввалсуханам номи ту андар даҳан ояд.

Ба гумони банда, агар Низомӣ Арӯзии Самарқандӣ дар «Чаҳор мақола» дар ҳамон қиссаи диловези қасидаи «Бӯи ҷӯи Мулиён»-ро назди амири сомонӣ ва муқаррабонаш, ки аз иқомати тӯлонӣ дур аз зану фарзанд ва ёру диёр шуда буданд, хондани Рӯдакӣ [5, 52 – 54] мегуфт, ки шоир ба ҷои « Бӯи ҷӯи Мулиён» ин қасидаашро сурудааст, он қисса ҷаззобияти худро ҳеҷ гум намекард ва ҳатто, ба назари мо, вокуниши амир ҳамон тавре мебуд, ки аз «Бӯи ҷӯи Мулиён» зоҳир намуд.

Мутаассифона, то ба ҳол мо ба ягон пайравӣ ва татаббуъ ба ин қасидаи зебову дилчасп дучор нашуда будем ва касе аз олимони адабиётшинос дар ин мавзӯъ сухане нагуфтааст.

Рӯзе аз рӯзҳо китоби « Бузургони номии Порс»-и устод Муҳаммадтақии Мирро мехондам ва ба тарҷумаи ҳоли яке аз уламо ва орифони номвари қарни панҷуми Шероз Абуҳафс Банҷир ибн Абдуллоҳ ибн Яқтон расидам [3, 191-194]. Ӯро аз он сабаб Банҷир мегуфтаанд, ки мутаваллид ё молики Банҷир, яке аз деҳаҳои атрофи Шероз, будааст. Падараш, Абдуллоҳ ибн Яқтон Идаҷӣ, низ яке аз уламо ва урафои замони хеш буда, миёни аҳли илму ирфон ва умуман мардуми Форс обрӯву эътибори баланд доштааст. Зинаҳои аввалини илмҳои зоҳирӣ ва ботиниро Абуҳафс назди падари худ омӯхта ва баъд бо тавсияи падар ба хидмати яке аз орифони номдори он замони Шероз Абуабдуллоҳ Муҳаммад ибн Абдурраҳмон ал-Мақоризӣ (ваф. 411/ 1020) рафта, аз дасти вай хирқаи тасаввуф пӯшидааст.

Худи Абуҳафс дар соли 472/ 1080 дар синни ҳаштоду панҷсолагӣ аз дунё чашм пӯшидааст.

Муаллифи «Арафот ал-ошиқин ва арасот ал-орифин» чанд шеъре ба номи Абуҳафс овардааст, ки миёни онҳо ин ғазали пуршуре, ки орифи бузург дар фироқи фарзандаш Абуабдуллоҳ Банҷири сонӣ, ки муддати тӯлонӣ дар Ҳиҷоз ба сар мебурд, навишта ба ӯ фиристодааст, таваҷҷуҳи моро ба худ ҷалб кард. Ва он ғазал чунин садо медиҳад: [3, I, 194]:

Ҳар бод, ки аз савби Яман сӯи ман ояд,
Чун бӯи худо аз дами Вайси Қаран ояд.
Он бод муаттар кунад офоқи ҷаҳонро,
В-аз партави ин бӯй насими Яман ояд.
Аз ғояти атре, ки расад ҷониби ёрон,
Гӯянд, ки ин тозанасим аз Хутан ояд.
Не, не ғалат аст! Аз Хутан ин бод наёяд,
Бал нафҳаи мушк аст, ки аз ёри ман ояд.
Ҳар шаб нигаронам ба Яман то ту барої,
Зеро ки Суҳайлию Суҳайл аз Яман ояд.
Ҳарчанд бикӯшам, ки ҳадиси ту нагӯям,
З-аввал суханам номи ту андар даҳан ояд.
Банҷир! Чу Яъқуб шавад чашми ту равшан
К-аз Юсуфи Мисрат хабари пираҳан ояд.

Қаробати мазмуни ин шеър ба мазмуни қасидаи устод Рӯдакӣ ба андозаест, ки кас гумон мекунад Абуҳафс қасидаи Рӯдакиро дар пеши чашми худ гузошта ин шеърро навиштааст, ва ё фикру таъбироти хешро дар қолаби вазну қофияи он рехтааст. Дар ҳар ду шеър калимаҳои «бод», «бӯй», «сӯ», «насим», «мушк», «Хутан», «Суҳайл», «Яман», «аввалсухан», «ном», «даҳан» ҷой доранд. Ҳар ду шеър ҳам бо як ибора, яъне бо ибораи «ҳар бод» оғоз ёфта, бо як қофияву радиф, яъне қофияи « нун» ва радифи «ояд» тамом мешавад, ки ба «Бӯи ҷӯи Мулиён» бо андаке фарқият шабоҳати том дорад. Дар ибораву тар-

киботи зерин низ монандии хеле наздик мушоҳада мсгардад. Ин гуфтаро дар мисолҳо бисанчед. Рӯдакӣ « Ҳар бод, ки аз сӯи Бухоро ба ман ояд» Абуҳафс: «Ҳар бод, ки аз савби Яман сӯи ман ояд»; Рӯдакӣ: « Гӯи магар он бод ҳаме аз Хутан ояд». Абуҳафс: « Гӯянд, ки ин тозанасим аз Хутан ояд», Рӯдакӣ: « Не, не ! Зи Хутан бод чун ӯ хуш навазад ҳеч, к-он бод ҳаме аз бари маъшуқи ман ояд», Абуҳафс: « Не, не ғалат аст! Аз Хутан ин бод наёяд, бал нафҳаи мушк аст, ки аз ёри ман ояд»; Рӯдакӣ: «Кӯшам, ки бипӯшам, санамо, номи ту аз халқ...», Абуҳафс: «Ҳарчанд бикӯшам, ки ҳадиси ту нагӯям...»

Дар шеъри Абуҳафс иқтибоси бевоситаи байти комил аз қасидаи Рӯдакӣ низ ба чашм мерасад. Масалан, Рӯдакӣ мегӯяд:

Ҳар шаб нигаронам ба Яман, то ту барой,
Зеро ки Суҳайлию Суҳайл аз Яман ояд.

Абуҳафс ин байтро мустақиман тазмину иқтибос мекунад:

Ҳар шаб нигаронам ба Яман, то ту барой,
Зеро ки Суҳайлию Суҳайл аз Яман ояд.

Мисраъи зерини шеъри Рӯдакӣ ҳам бевосита дар шеъри Абуҳафс бо иловаи ночиз оварда шудааст.

З-аввалсуханам номи ту андар даҳон ояд.

Дар мисраъи дувуми байти нахусти ғазали Абуҳафс номи яке аз бузургтарин намояндаи тасаввуфи исломӣ Увайси Қаранӣ ( Вайси Қаран) зикр шуда, дар охири он аз шумораи байтҳои шеъри Рӯдакӣ як байт бештар омада, дар он ишора ба ривояти машҳури «Юсуфи гумгашта»-ро мебинем, ки киноя аз писари дар Ҳичоз будаи шоир аст:

Банчир! Чу Яқуб шавад чашми ту равшан
К-аз Юсуфи Мисрат хабари пираҳан ояд.

Ба шакли умум ғазали Абуҳафс як пайравии моҳирона аст аз қасидаи Рӯдакӣ, ки низ хеле дилнишин садо медиҳад.

Тибқи ривояти Низомӣ Арӯзии Самарқандӣ, ҳангоме Зайн ал-мулк Абусаъди Ҳинду ибн Муҳаммад ибн Ҳинду ал-Исфаҳонӣ аз амир аш-шуаро Муъиззӣ дархост мекунад, ки дар татаббуъ аз қасидаи «Бӯи ҷӯи Мулиён» шеъре бигӯяд, ӯ аҷзи худро эътироф намуда, пас аз эҷоди як-ду байт аз навиштани он даст мекашад. [5, 53]. Аммо, чи тавре, ки мебинем, Абуҳафс ҷуръату ҳамос нишон дода, дар пайравии ин қасидаи зебои устод Рӯдакӣ як ғазали боназокату равон, ҷаззобу оҳангдор офаридааст. Вале, қатъи назар аз ин, шеъри ӯ ба пояи қасидаи Рӯдакӣ намерасад, зеро дар ҳамаи ҳол муқаллидона ва пайравона аст. Вақте Низомӣ Арузӣ қасидаи « Бӯи ҷӯи Мулиён»-ро бо абёти гуфтаи Муъиззӣ қиёс мекунад, чунин хулоса мебарорад ва ҳукм мекунад, ки «ҳамаи хирадмандон донанд, ки миёни ин сухану он сухан чи тафовут аст» [5, 54]. Ҳамин ҳукми Низомӣ Арузиро нисбати қасидаи « Боди Бухоро» устод Рӯдакӣ дар муқояса бо ғазали Абуҳафс ибн Абдуллоҳ ибн Яқтон низ метавон комилан дуруст шумурд.

Қимату аҳамияти шеъри Абуҳафс дар он аст, ки вай аз шумори нахустин пайравиҳост ба ашъори устод Рӯдакӣ, бад-он сабаб , ки аз шеърҳои дар пайравии «Бӯи ҷӯи Мулиён» эҷодшуда собиқаи бештар дорад ва хеле пештар суруда шудааст. Барои мисол метавон гуфт, ки аввалин пайравии шоирона аз «Бӯи ҷӯи Мулиён», бино ба гуфтаи Низомӣ Арузии Самарқандӣ ба қалами амир аш-шуаро Муъиззӣ тааллуқ дорад ва қабл аз ӯ касе «ҳанӯз ин қасидаро ҷавоб нагуфтааст» [5, 53]. Муъиззӣ дар соли 440 /1049 таваллуд шудааст, ки дар ин вақт Абуҳафс марди панҷоҳу панҷсола ва олиму орифи машҳур буда, завқу қариҳаи баланди шоирӣ низ аз худ нишон додааст, ки ин тақлиду пайравии ӯ аз қасидаи «Боди Бухоро» устод Рӯдакӣ далели равшани он аст.

Ба ҳамин тариқ, аз ин баррасии хеле кучакӯ мухтасар ба чунин натиҷа мерасем, ки ин олим, ориф ва шоири шерозӣ - Абуҳафс Банҷир ибн Абдуллоҳ ибн Яқтон - нахустин касест, ки дар пайравии шеъри Рӯдакӣ ғазали ҷозибе офаридааст.

## АДАБИЁТ

1. Девони ашъори Рӯдакӣ. Дебочаи Мирчалолиддини Каззозӣ. Тасҳих ва муқобилаи Нодир Каримиёни Саридаштӣ. Ба кӯшиши Бунёди фарҳангӣ ва ҳунарии Рӯдакӣ./ Ба муносибати бузургдошти 1150 -мин соли вилодати падари шеъри форсӣ Абуабдуллоҳ Рӯдакӣ. -Теҳрон, 2008.

2. Девони Рӯдакӣ./Хаттот устод Муҳсин Харрозӣ. Чопи чаҳорӯм. – Теҳрон: Интишороти Илмӣ, 1386 -С. 25 -26:

3. Мир, Муҳаммадтақӣ. Бузургони номии Порс. - Шероз: Шурои интишороти Маркази нашри Донишгоҳи Шероз. Чопи аввал. 1368 -С. 191-194.

4. Муъин, Муҳаммад. Қасидаи Рӯдакӣ ва истиқболи гӯяндагон. / Ба кӯшиши Алӣ Деҳбошӣ. Чопи дуввум. – Теҳрон: Садои муосир, 1387. – С. 133 – 149.

5. Низомӣ Арузии Самарқандӣ. Чаҳор мақола. / Ба тасҳиҳ ва иҳтимоми М. Қазвинӣ. Ба кӯшиши М. Муъин. Чопи аввал. – Теҳрон: Армуғон( б.т.). – С. 52-54.

6. Осори Рӯдакӣ.–Сталинобод: Нашриёти давлатии Точикистон, 1958.

7. Раҳимӣ, Амин. Қасидаи «Чӯи Мулиён» ва истиқболи шоирон // Рӯдакӣ - саромади шоирони форсӣ. Мачмуаи мақолот ба муносибати Соли Рӯдакӣ. /Ба кӯшиши д -р Манучеҳр Акбарӣ. Чопи аввал. -Теҳрон: Хонаи китоб, 1387. С. 231 – 244.

8. Риёҳӣ, Муҳаммад Амин. Бӯи чӯи Мулиён. // Ёди ёри меҳрубон. Сайре дар зиндагӣ ва сурудаҳои Рӯдакӣ. / Ба кӯшиши Алӣ Деҳбошӣ, Чопи дувӯм.- Теҳрон: Садои муосир, 1387, - с. 78 -88.

9. Рӯдакӣ. Ашъор. /Таҳияву тадвини матн бо мукаддима ва луғоту тавзиҳот аз Расул Ҳодизода ва Алӣ Муҳаммадии Хуросонӣ. -Душанбс: Адиб, 2007.-416 с.

10. Рӯдакӣ. Девони ашъор./Ба иҳтимоми Расул Ҳодизода ва Алӣ Муҳаммадии Хуросонӣ. Чопи аввал.- Душанбе, 2008.- 612 с.

11. Рӯдакӣ. Девон./Таҳия, тасҳиҳ ва сарсухану ҳавошии Қодири Рустам. Тахти назари Сафар Абдуллоҳ.-Олмотӣ, 2007. - 256 с.

12. Ҳусайнӣ, Марям. Қасидаи «Ҷӯи Мулиён» ва истиқболи гӯяндагон аз он. // Рӯдакӣ. Нашрияи фарҳангӣ, ҳунарӣ ва ичтимоӣ. Соли саввум. Пойизи 1387. 29,30. – С. 57 – 64.

# МУНДАРИЧА

**Тоҷиддин Мардонӣ**

# Рудакӣ ва адабиёти араб

**(Маҷмӯаи мақолаҳо)**

Муҳаррири ороиш А. Исоев
Муҳаррири техникӣ М.Шарифов

БИ № 3954

Ба матбаа 05.01.2010 супорида шуд. Ба чопаш 28.01.2010 имзо шуд. Андозаи 60x84 1/16. Коғази офсет. Ҳуруфи адабӣ. Чопи офсет. Ҷузъи чопии шартӣ 8,0. Адади нашр 500 нусха. Супориши №190.

Муассисаи нашриявии «Ирфон»-и Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе, кӯчаи Н.Қарабоев, 17.

Дар ҶСШК "Матбуот"
ш. Душанбе хиёбони Рӯдаки,37 чоп шудааст



**Тоҷиддин Нуриддин Мардонӣ** дар деҳаи Дурбати ноҳияи Ҳисор соли 1947 ба дунё омадааст. Пас аз итмоми мактаби миёна дар соли 1966 ба Шӯъбаи забони арабии факултаи забонҳои Шарқи Донишгоҳи миллии Тоҷикистон дохил шуда, онро соли 1972 хатм кард. Аз ҳамон сол то соли 1992 дар бахши арабшиносии Пажуҳишгоҳи шарқшиносии Академияи улуми Тоҷикистон фаъолияти илмӣ бурдааст. Дар ин муддат ҳамчунин дар Ҷумҳурии Яман (солҳои 1969-1971 ва 1989-1991) ва Ҷумҳурии Ироқ (солҳои 1979-1983) ба ҳайси тарҷумони забони арабӣ кор кардааст.

Аз соли 1992 то 2004 дар соҳаи хадамоти дипломатии Тоҷикистон амал карда, аз ҷумла ҳамчун ҷонишини вазири корҳои хориҷии кишвар, Сафири Фавқулода ва Мухтори Ҷумҳурии Тоҷикистон дар Ҷумҳурии Узбекистон (1995-2001) ва Туркманистон (2001-2004) ифои вазифа намудааст.

Ҳоло Т. Н. Мардонӣ проректор оид ба илм ва равобити хориҷии Донишгоҳи Исломии Тоҷикистон ба номи Имом Абуҳанифа мебошад, вале фаъолияти илмиашро чун Раис ва баъдан чун сарходими илмии Маркази Абуалӣ ибни Синои Пажуҳишгоҳи фалсафа ва инчунин сарходими илмии Шӯъбаи арабшиносии Пажуҳишгоҳи шарқшиносӣ ва мероси хаттии Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон давом медиҳад.

Т. Н. Мардонӣ доктори илмҳои филологӣ ва профессор буда, муаллифи китобу мақолаҳои зиёде дар соҳаи арабшиносӣ мебошад. Асарҳои ӯ ғайр аз Тоҷикистон, дар Русия, Узбекистон, Арманистон, Туркманистон, Ирон, Афғонистон, Яман ва дигар кишварҳо чоп шудаанд.

Самти асосии фаъолияти илмии Т. Н. Мардонӣ – омӯзиши мероси адабии арабизабони тоҷик, таҳқиқи робитаҳои адабии Арабу Аҷам дар асрҳои миёна ва замони муосир, тарҷумаи осори арабизабони ниёгонамон ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ мебошад.

Ба қалами Т. Н. Мардонӣ китобҳои «Дузабонӣ дар шеъри асрҳои IX-X», «Носири Хусрав ва фарҳанги арабӣ», «Равобити адабии арабу тоҷик», «Шеъри арабии Ибни Сино», «Масъуди Саъди Салмон ва шеъри арабӣ», «Рӯдакӣ ва адабиёти араб», «Саҳифаҳое аз равобити адабии Арабу Аҷам» тааллуқ дорад.. У ҳамчунин як қатор асарҳои машҳури Абуалӣ ибн Сино, Абубакри Розӣ, Хоҷа Юсуфи Ҳамадонӣ ва дигаронро аз арабӣ ба русӣ тарҷума ва чоп кардааст. Зиёда аз яксаду панҷоҳ мақолаи илмӣ ба табъ расонидааст.

Т. Н. Мардонӣ бо мақолаҳо ва расоили илмии худ ба инкишофи илми шарқшиносии тоҷик ва алалхусус арабшиносии тоҷик саҳми намоёне гузоштааст ва умед аст, ки дар оянда ҳам хоҳад гузошт.

ISBN 978-99947-65-78-2




«Ирфон»